


(53) Ҳамсари вазир суханашро идома дод: “**Ва ман нафсамро аз бадхоҳӣ ба пок васф намекунам ва мақсадам аз гапҳои гуфтаам поку беайб донистани худам нест. Зеро табиати нафси инсон он аст, ки ба корҳои бад бисёр амр мекунад, чунки ба хостааш зиёд майл дошта, аз шаҳват ҷудо гардониданаш душвор аст, магар он нафсҳоеро, ки Парвардигорам мавриди раҳматаш қарор дода, аз амр намудан ба бадӣ нигоҳ дошта бошад. Ҳамоно Парвардигорам дар ҳаққи тавбакорон бағоят Бахшояндаи Меҳрубон аст**.”

(54) Ва чун бегуноҳӣ ва донишмандии Юсуф (а) барои подшоҳ ошкор шуд, ба зердастонаш гуфт: “**Юсуфро назди ман оред, то ӯро аз афроди хосам гардонам.**” Баъд аз ин ӯро назди подшоҳ оварданд. Ва чун подшоҳ бо ӯ гуфтугӯ кард ва донишу хиради фавқулодааш ба подшоҳ маълум шуд, ба вай гуфт: “**Эй Юсуф, ҳамоно ту имрӯз назди мо соҳиби мақоми хосу амонатдор ҳастӣ**.”

(55) Юсуф (а) ба подшоҳ гуфт: “**Маро масъули нигоҳдории хазинаҳои молу хӯрокворӣ сарзамини Миср гардон. Бешак, ман хазинадору амин буда, дар бораи ин соҳа дониши амиқ дорам**.”

(56) Ва он гуна ки барои Юсуф бо исбот шудани бегуноҳӣ ва аз маҳбас озод шуданаш миннат ниҳодем, ҳамин тавр бо роҳи дар сарзамини Миср ҷой доданаш барояш лутфу эҳсон намудем. Дар ҳар ҷо мехост, фуруд меомад ва зиндагӣ мекард. Дар дунё барои ҳар ки аз бандагон хоҳем, аз раҳмати Хеш ато мекунем ва подоши некӯкоронро зоеъ намегардонем, балки онро ба пуррагӣ медиҳем.

(57) Ва подоши Аллоҳ (ч), ки онро дар охират хос барои бандагони мӯъмин ва парҳезкор омода сохтааст, аз савоби дунё беҳтар аст.

(58) Ва бародарони Юсуф бо матои худ вориди сарзамини Миср шуда, наздаш даромаданд. Вай онҳоро шинохт, ки бародараш ҳастанд, вале онҳо ба сабаби гузаштани муддати зиёд ва тағйирёбии шаклаш ӯро нашинохтанд. Зеро вақте Юсуф (а)-ро дар чоҳ андохта буданд, вай писарчаи хурдсол буд.

(59) Ва чун ба бародаронаш тӯшаи роҳ ва лавозимоти хостаашонро дод, баъд аз он ки ба Юсуф хабар доданд, ки онҳо бародари дигаре аз падар доранд ва ӯро назди падари хеш гузоштаанд, ба онҳо гуфт: “**Он бародари падариатонро низ биёред, то ба шумо як шутури дигар бор диҳам. Оё намебинед, ки ман паймонаро пур карда, онро кам намекунам ва ман беҳтарини мизбонон ҳастам?!**

(60) **Пас агар ӯро бо худ наоред, дурӯғгӯ буданатон дар даъвои он ки гӯё як бародари дигар доред, ошкор шуда, минбаъд барои шумо гандум намедиҳам ва ба кишвари ман наздик нашавед.**”

(61) Пас бародаронаш дар ҷавоби вай гуфтанд: “**Ба зудӣ овардани ӯро аз падараш дархост мекунем ва дар ин бора ба қадри тавони худ талош менамоем ва ҳатман он чиро аз мо дархост кардӣ, бе кӯтоҳӣ ба ҷо меорем.**”

(62) Ва Юсуф (а) ба коргаронаш гуфт: “**Матои овардаи инҳоро дар борхалтаҳояшон гузошта, барояшон баргардонед, то замони ба назди хонадонашон баргаштан бидонанд, ки мо бо онҳо доду ситади тиҷоратӣ накардаем ва ин кор онҳоро ба бори дигар бо бародарашон баргаштан маҷбур месозад, то сидқашонро исбот кунанд ва матои овардаашонро бипазирам.**”

(63) Пас чун ба назди падари хештан баргаштанд ва меҳмондории Юсуфро ба вай қисса карданд, гуфтанд: “**Эй падари мо, агар ин бор бародарамонро бо худ набарем, гандум аз мо боз дошта мешавад. Барои ҳамин ӯро бо мо бифирист. Чунки агар ту бародарамонро ҳамроҳамон фиристӣ, гандум мегирем ва бароят ваъда медиҳем, ки ҳатман ӯро муҳофизат карда, пешат солим бармегардонем**.”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Яке аз сарсахттарин душманони шахси мӯъмин нафси худи ӯст. Барои ҳамин назорат ва ислоҳи он барояш фарз аст;

2.Ҳар кас мансаберо бар уҳда мегирад, ки нафъи оммаи мардум ба он вобаста бошад, доштани илми он соҳа ва амонатдорӣ бар вай шарт ва зарур мебошад;

3.Он чи аз фазли илоҳӣ барои аҳли имон дар охират омода шудааст, аз неъматҳои дунё беҳтар ва пояндатар аст;

4.Ҳангоми пеш омадани ҳоҷат талаби мансаб ва худситоӣ дуруст аст, ба шарти он ки мақсади шахс некӣ ва ислоҳ бошад.

قَالَ هَلْ ءَامَنُكُمْ عَلَيْهِ إِلَّا كَمَآ أَمِنتُكُمْ عَلَىٰٓ أَخِيهِ مِن
قَبْلُ فَٱللَّهُ خَيْرٌ حَٰفِظًا وَهُوَ أَرْحَمُ ٱلرَّٰحِمِينَ ٦٤ وَلَمَّا فَتَحُوا۟
مَتَٰعَهُمْ وَجَدُوا۟ بِضَٰعَتَهُمْ رُدَّتْ إِلَيْهِمْ قَالُوا۟ يَٰٓأَبَانَا
مَا نَبْغِى هَٰذِهِۦ بِضَٰعَتُنَا رُدَّتْ إِلَيْنَا وَنَمِيرُ أَهْلَنَا وَنَحْفَظُ
أَخَانَا وَنَزْدَادُ كَيْلَ بَعِيرٍ ذَٰلِكَ كَيْلٌ يَسِيرٌ ٦٥ قَالَ
لَنْ أُرْسِلَهُۥ مَعَكُمْ حَتَّىٰ تُؤْتُونِ مَوْثِقًا مِّنَ ٱللَّهِ لَتَأْتُنَّنِى
بِهِۦٓ إِلَّآ أَن يُحَاطَ بِكُمْ فَلَمَّآ ءَاتَوْهُ مَوْثِقَهُمْ قَالَ ٱللَّهُ عَلَىٰ مَا
نَقُولُ وَكِيلٌ ٦٦ وَقَالَ يَٰبَنِىَّ لَا تَدْخُلُوا۟ مِنۢ بَابٍ وَٰحِدٍ
وَٱدْخُلُوا۟ مِنْ أَبْوَٰبٍ مُّتَفَرِّقَةٍ وَمَآ أُغْنِى عَنكُم مِّنَ ٱللَّهِ مِن
شَىْءٍ إِنِ ٱلْحُكْمُ إِلَّا لِلَّهِ عَلَيْهِ تَوَكَّلْتُ وَعَلَيْهِ فَلْيَتَوَكَّلِ
ٱلْمُتَوَكِّلُونَ ٦٧ وَلَمَّا دَخَلُوا۟ مِنْ حَيْثُ أَمَرَهُمْ أَبُوهُم مَّا كَانَ
يُغْنِى عَنْهُم مِّنَ ٱللَّهِ مِن شَىْءٍ إِلَّا حَاجَةً فِى نَفْسِ يَعْقُوبَ
قَضَىٰهَا وَإِنَّهُۥ لَذُو عِلْمٍ لِّمَا عَلَّمْنَٰهُ وَلَٰكِنَّ أَكْثَرَ ٱلنَّاسِ
لَا يَعْلَمُونَ ٦٨ وَلَمَّا دَخَلُوا۟ عَلَىٰ يُوسُفَ ءَاوَىٰٓ إِلَيْهِ أَخَاهُ
قَالَ إِنِّىٓ أَنَا۠ أَخُوكَ فَلَا تَبْتَئِسْ بِمَا كَانُوا۟ يَعْمَلُونَ ٦٩



(64) Падарашон ба онҳо гуфт: "**Оё барои нигоҳубини вай ба шумо итминон кунам ва аминатон донам, ҳамон гунае, ки пеш аз ин барои муҳофизати бародари ҳамтанаш ба шумо бовар кардам ва аминатон донистам?! Ба дурустӣ ки қабл аз ин шуморо барои нигаҳдории Юсуф амин донистам, бо ман паймон бастед, ки ӯро муҳофизат мекунед, аммо ба паймонатон вафо накардед. Барои ҳамин ба паймони навбатиатон оиди ҳифзи бародараш бовар надорам, балки фақат ба Аллоҳ (ч) эътимод дорам. Пас Аллоҳ (ч) барои касе, ки муҳофизаташро хоҳад, беҳтарин Нигаҳбон ва Ӯ барои касе, ки раҳматашро хоҳад, Меҳрубонтарини меҳрубонон аст**."

(65) Ва чун онҳо борхалтаҳои гандуми овардаашонро кушоданд, маблағи додаашонро ёфтанд, ки ба онҳо бозгардонида шудааст. Онҳо ба падарашон Яъқуб гуфтанд: "**Баъди ин ҳама иззату эҳтиром аз ин Вазири Миср чӣ дархост мекунем?! Вазир маблағи барои гандум додаи моро аз рӯи фазлу карамаш бароямон баргардонидааст. Ва мо дар сафари минбаъда барои хонадонамон гандум меорем ва бародарамонро аз он чи дар ҳаққаш харос дорӣ, ҳифз мекунем ва ба сабаби ҳамроҳамон бурдани бародарамон як шутур гандуми дигар бар мо илова мегардад. Аз Вазири Миср як шутур гандуми иловагӣ гирифтан кори осон аст**."

(66) Падарашон хитоб ба онҳо гуфт: "**Ҳеҷ гоҳ ӯро ҳамроҳатон намефиристам, то он ки ба ман бо савганд хӯрдан ба исми Аллоҳ (ч) паймони қатъӣ диҳед, ки вайро наздам бармегардонед, магар он ки марг ҳамаамтонро иҳота карда, касеро аз миёни шумо боқӣ нагузорад ва қудрати дур кардан ё аз роҳ бозгаштанро надошта бошед**." Пас чун онҳо ба Падарашон дар ин бобат аҳди қатъӣ доданд, гуфт: "**Аллоҳ (ч) бар он чи мегӯем, Шоҳид буда, шаҳодати Ӯ моро басанда аст**."

(67) Ва Падарашон онҳоро васият карда гуфт: "**Ҳамаатон ба сарзамини Миср аз як дарвоза надароед, балки аз дарвозаҳои гуногун ворид шавед. Зеро агар касе қасди ба ҳамаи шумо зарар расониданро дошта бошад, барои солим мондан аз зарар чунин тарзи даромадани шаҳр беҳтар мебошад. Ва ин суханро барои он намегӯям, ки зиёни хостаи Аллоҳ (ч)-ро аз шумо дур кунам ва ё манфиати нахостаи Ӯро ба шумо расонам. Зеро қазову қадар ва амр танҳо аз Аллоҳ (ч) аст. Дар ҳама корҳоям фақат ба Ӯ таваккул мекунам ва таваккулкунандагон низ дар корҳои хеш бояд танҳо ба Ӯ таваккул кунанд**."

(68) Баъд аз ин гуфтугӯ фарзандони Яъқуб бо бародари ҳамтани Юсуф рахти сафар баста, ба роҳ баромаданд. Ва чун бар асоси тавсияи Падарашон аз дарвозаҳои гуногун даромаданд, ин тарзи воридшавӣ он чиро Аллоҳ (ч) барояшон муқаддар сохтааст, аз онҳо дур карда наметавонист, балки он шафқати падаронаи Яъқуб (а) дар ҳаққи фарзандонаш буд, ки онро изҳор намуд ва онҳоро супориш дод, то онро иҷро кунанд. Ва Яъқуб медонист, ки қазову қадаре ҷуз қазову қадари Аллоҳ (ч) нест. Ва ӯ дар бораи он чи Мо аз имон ба тақдир ва истифода аз василаҳои дунявӣ барояш таълим додем, соҳиби илм буд. Валекин бештари мардум инро намедонанд.

(69) Ва чун бародарони Юсуф ба наздаш дар ҳолате даромаданд, ки бародари ҳамтанаш низ ҳамроҳашон буд, Юсуф ӯро оғӯш гирифта, дар пинҳонӣ ба вай гуфт: "**Ҳамоно ман Юсуфи бародари ҳамтанат ҳастам. Пас аз корҳои беихтиёронае, ки бародаронат кардаанд ва нисбатамон кина варзида, ману туву Падарамро азият дода, маро ба чоҳ андохтаанд, ғамгин машав**."

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Аз шахсе, ки қаблан аз тарафи вай хиёнаткорӣ нақл ва собит шудааст, бояд ҳазар кард. Зеро Паёмбар (с) мегӯянд: "**Мӯъмин аз як сӯрохӣ ду маротиба неш зада намешавад**.";

2.Яке аз роҳҳои эҳтиёткорӣ он аст, ки аз шахси мавриди шубҳа бо роҳи қасам доданаш паймони қатъӣ гирифта шавад. Қасам додани шахсе, ки дар боби нигаҳдории амонатҳо аз вай хавф бурда шавад, дуруст аст;

3.Барои шахсе, ки дар як маврид аз каси дигар савганд хӯрданро талаб мекунад, истисно кардани баъзе корҳои аз доираи тавони инсони қасамхӯрда берун, ҷоиз мебошад;

4.Худдорӣ аз маконҳои ҳалокатбор аз боби истифодаи василаҳои дунявӣ шуморида мешавад.




(70) Пас чун Юсуф ба ходимонаш фармон дод, то ба шутурони бародаронаш гандум бор кунанд, бе огоҳии онҳо паймонаи шоҳиро, ки бо он барои гандумкашон гандум чен мекард, дар борхалтаи бародари ҳамтанаш гузошт, то ба ҳамин васила бародари ҳамтанашро назди хеш нигоҳ дорад. Баъд аз ин вақте онҳо ба қасди назди хонадони худ баргаштан рахти сафар бастанд, нидокунандае дар паяшон овоз дода гуфт: “**Эй соҳибони шутурҳои дорои озуқаворӣ, бешак, шумо дузд ҳастед**.”

(71) Бародарони Юсуф ба он шахси нидокунанда ва рафиқонаш, ки дар пайи онҳо омада буданд, рӯй оварда гуфтанд: “**Чӣ чизи шумо гум шудааст, ки моро ба ҷурми дуздӣ тӯҳмат мекунед**?!”

(72) Он шахси нидокунанда бо рафиқони ҳамроҳаш ба бародарони Юсуф гуфтанд: “**Паймонае, ки подшоҳ бо он гандум чен мекард, аз мо гум шуда ва ҳар ки онро пеш аз тафтиш биёрад, мукофоташ як шутур бор мебошад ва ман ба ин кафолат медиҳам**.”

(73) Бародарони Юсуф ба онҳо гуфтанд: “**Савганд ба Аллоҳ, аз рӯи ҳолатҳое, ки аз мо мушоҳида кардед, покӣ ва бегуноҳ будани моро медонед ва шумо хуб медонед, ки мо ба сарзамини Миср ба мақсади дар он фасод кардан наомадаем ва дар тамоми умрамон дузд набудем**.”

(74) Шахси нидокунанда бо рафиқонаш гуфтанд: “**Агар шумо дар даъвои ин ки аз ҷурми дуздӣ бегуноҳ ҳастед, дурӯғгӯй бошед, пас ҷазои шахсе, ки паймонаро дуздидааст, назди шумо чист**?”

(75) Бародарони Юсуф гуфтанд: “**Ҷазои дузд дар расму ойини мо он аст, ки чизи дуздидашуда дар борхалтаи ҳар касе пайдо шавад, дузд ба куллӣ ба соҳиби он чиз супорида мешавад, то ӯро барои худ ғулом гардонад. Мо дуздонро ба ҳамин ҷазои ғуломсозӣ ҷазо медиҳем**.”

(76) Онҳоро барои тафтиши борхалтаашон назди Юсуф бурданд. Пас Юсуф барои пинҳон нигоҳ доштани тадбираш пеш аз кофтукови борхалтаи бародари ҳамтанаш тафтиши борхалтаҳои бародарони ғайри ҳамтанашро оғоз кард. Сипас борхалтаи бародарашро кофта, паймонаи шоҳиро аз он берун сохт. Он гуна ки барои Юсуф бо чораи дар борхалтаи бародараш гузоштани паймона тадбир намудем, ҳамин гуна барояш чораи дигаре кардем, ки бародаронашро бар асоси ҷазои роиҷи кишварашон оиди ғулом гардонидани шахси дузд ба ҷавобгарӣ кашад. Агар Юсуф онҳоро бар асоси уқубати подшоҳ дар бораи шахси дузд, ки аз задан ва ҷарима кардан иборат буд, ба ҷавобгарӣ мекашид, фоидаи мавриди назараш таҳаққуқ намеёфт, магар он ки Аллоҳ (ҷ) тадбири дигареро мехост. Аллоҳ (ҷ) ба ҳама гуна тадбир қудрат дорад. Мо чунончи ҷойгоҳи Юсуфро бардоштем, мартабаҳои ҳар киро хоҳем, мебардорем ва бар ҳар соҳибилм шахси аз вай донишмандтар мавҷуд аст. Аммо илми фарогири Аллоҳ (ҷ) ҳамаро иҳота кардааст.

(77) Бародарони Юсуф гуфтанд: “**Агар ин бародарамон дуздида бошад, ҷойи тааҷҷуб нест. Зеро қаблан бародари ҳамтанаш низ дуздӣ карда буд.**” Онҳо аз ин гап Юсуф (а)-ро дар назар доштанд. Юсуф аз ин суханашон озурдахотир шуданашро пинҳон дошта, онро ошкор накард. Юсуф дар ҳаққи бародаронаш бо худ гуфт: “**Он чи шумо дар гузашта аз рӯи ҳасад нисбат ба ман ва падарам кардаед, аз он чи имрӯз ба ман нисбат медиҳед, бадтар аст ва Аллоҳ (ҷ) он дурӯғеро, ки бофтаед, беҳтар медонад**.”

(78) Бародарони Юсуф гуфтанд: “**Эй Вазир, ҳамоно вай падари бағоят пири солхӯрда дорад, ки ӯро аз ҳад зиёд дӯст медорад. Пас якеи моро дар ивазаш наздат боз бидор. Ба дурустӣ, мо туро дар муомила бо худ ва дигарон аз ҷумлаи некӯкорон мебинем. Барои ҳамин нисбатамон некӣ кун**.”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Барои расонидани ҳақ ба ҳақдор истифодаи ҳила дуруст аст, ба шарти он ки сабаби ба дигарон зарар овардан нагардад;

2.Барои касе, ки чизи худро гум кардааст, таъйини мукофот ба шахси кӯмакрасон дар пайдо кардани он бо мушаххас сохтани миқдор ва сифаташ дуруст аст;

3.Аз изҳор доштани озурдахотирӣ худро ба ғафлат задан ва онро пинҳон доштан, аз ҷумлаи одобу ахлоқи ҳамида аст.

قَالَ مَعَاذَ ٱللَّهِ أَن نَّأۡخُذَ إِلَّا مَن وَجَدۡنَا مَتَٰعَنَا عِندَهُۥٓ إِنَّآ
إِذٗا لَّظَٰلِمُونَ ٧٩ فَلَمَّا ٱسۡتَيۡـَٔسُواْ مِنۡهُ خَلَصُواْ نَجِيّٗاۖ
قَالَ كَبِيرُهُمۡ أَلَمۡ تَعۡلَمُوٓاْ أَنَّ أَبَاكُمۡ قَدۡ أَخَذَ عَلَيۡكُم
مَّوۡثِقٗا مِّنَ ٱللَّهِ وَمِن قَبۡلُ مَا فَرَّطتُمۡ فِي يُوسُفَۖ فَلَنۡ أَبۡرَحَ
ٱلۡأَرۡضَ حَتَّىٰ يَأۡذَنَ لِيٓ أَبِيٓ أَوۡ يَحۡكُمَ ٱللَّهُ لِيۖ وَهُوَ خَيۡرُ ٱلۡحَٰكِمِينَ
٨٠ ٱرۡجِعُوٓاْ إِلَىٰٓ أَبِيكُمۡ فَقُولُواْ يَٰٓأَبَانَآ إِنَّ ٱبۡنَكَ سَرَقَ
وَمَا شَهِدۡنَآ إِلَّا بِمَا عَلِمۡنَا وَمَا كُنَّا لِلۡغَيۡبِ حَٰفِظِينَ
٨١ وَسۡـَٔلِ ٱلۡقَرۡيَةَ ٱلَّتِي كُنَّا فِيهَا وَٱلۡعِيرَ ٱلَّتِيٓ أَقۡبَلۡنَا فِيهَاۖ
وَإِنَّا لَصَٰدِقُونَ ٨٢ قَالَ بَلۡ سَوَّلَتۡ لَكُمۡ أَنفُسُكُمۡ أَمۡرٗاۖ
فَصَبۡرٞ جَمِيلٌۖ عَسَى ٱللَّهُ أَن يَأۡتِيَنِي بِهِمۡ جَمِيعًاۚ إِنَّهُۥ هُوَ
ٱلۡعَلِيمُ ٱلۡحَكِيمُ ٨٣ وَتَوَلَّىٰ عَنۡهُمۡ وَقَالَ يَٰٓأَسَفَىٰ عَلَىٰ
يُوسُفَ وَٱبۡيَضَّتۡ عَيۡنَاهُ مِنَ ٱلۡحُزۡنِ فَهُوَ كَظِيمٞ
٨٤ قَالُواْ تَٱللَّهِ تَفۡتَؤُاْ تَذۡكُرُ يُوسُفَ حَتَّىٰ تَكُونَ حَرَضًا
أَوۡ تَكُونَ مِنَ ٱلۡهَٰلِكِينَ ٨٥ قَالَ إِنَّمَآ أَشۡكُواْ بَثِّي
وَحُزۡنِيٓ إِلَى ٱللَّهِ وَأَعۡلَمُ مِنَ ٱللَّهِ مَا لَا تَعۡلَمُونَ ٨٦



79 Юсуф (а) гуфт: “**Ба Аллоҳ аз он ки нисбат ба шахси бегуноҳ бо гуноҳи ситамкоре ситам карда, дар ивази касе, ки паймонаи подшоҳро дар борхалатааш ёфтем, каси дигарро дастгир кунем, паноҳ мебарам. Агар чунин кунем, ба дурустӣ, мо золим ҳастем. Чунки шахси гунаҳкорро гузошта, бегуноҳро ҷазо додаем**.”

80 Пас чун аз Юсуф (а) посухро шунида, оиди хостаашон ноумед шуданд, барои машварат аз назди мардум ҷои алоҳида рафта, бо ҳам танҳо монданд. Бародари калониашон гуфт: “**Шуморо хотиррасон месозам, ки падаратон барои солим баргардонидани писараш аз шумо ба номи Аллоҳ (ч) аҳди қатъӣ гирифтааст, магар он ки дар иҳотаи он чи аз доираи тавонатон берун аст, қарор гиред. Ва пеш аз ин дар ҳаққи Юсуф кӯтоҳӣ намуда, ба аҳде, ки ба падаратон дода будед, вафо накардед. Ба ҳамин сабаб, то он ки падарам ба ман рухсати наздаш баргаштанро надиҳад ё Аллоҳ (ч) бароям баргардонидани бародарамро ҳукм накунад, ҳаргиз Мисрро тарк намекунам ва Аллоҳ (ч) Беҳтарини файсалакунандагон аст. Зеро Ӯ ҳақ ва одилона ҳукм мекунад**.”

81 Бародари калониашон идома дода гуфт: “**Назди падаратон баргардед, пас ба вай гӯед, бешак, писарат duздӣ кард. Ба ҳамин сабаб Вазири Миср барои уқубати ҷурми дуздиаш ӯро ғуломи худ гардонид. Ва мо бароят танҳо он чиро донистем, хабар додем. Аз рӯи мушоҳидаи мо паймонаи подшоҳро аз борхалтаи вай берун карданд. Ва мо намедонистем, ки бародарамон дуздӣ мекунад ва агар инро медонистем, бо ту оиди баргардониданаш аҳду паймон намебастем.**

82 **Ва эй Падар, барои аниқ кардани ростгӯии мо аз мардуми Миср, ки мо дар онҷо будем ва аз аҳли корвон, ки бо онҳо наздат омадем, ҳақиқати ҳолро бипурс. Онҳо низ бароят айнан гуфтаи моро мегӯянд. Ва ҳамоно мо дар бораи хабари бароят гуфтаамон, ки писарат дуздӣ кардааст, рост мегӯем**.”

83 Падарашон ба онҳо гуфт: “**Ҳақиқат чигунае шумо мегӯед, ки гӯё писарам дуздӣ кардааст, нест, балки нафсатон ба шумо дар нисбаташ дасиса намуданро зинат додааст, чунончи қаблан дар ҳаққи Юсуфи бародараш ҳила карда будед. Пас сабри ман, сабри зебо аст, ки аз ҳолати хеш ҷуз ба Аллоҳ (ч) назди ҳеҷ касе шикоят намекунам. Умед дорам, ки Аллоҳ (ч) Юсуфу бародари ҳамтан ва бародари калониашонро ҳамагӣ ба наздам баргардонад. Зеро ба дурустӣ ки Ягона Ӯ Донандаи ҳолам буда, дар тадбири корҳоям бағоят Ҳаким аст**.”

84 Яъқуб (а) аз назди фарзандонаш дур рафт ва гуфт: “**Эй дареғу ғами сахтам бар фироқи Юсуф!**” Ва сиёҳии чашмонаш ба сабаби аз фироқи Юсуф бисёр гиря кардан сафед гашта буд. Пас вуҷуди Яъқуб (а) пур аз андӯҳ буда, онро аз мардум пинҳон мекард.

85 Бародарони Юсуф ба падарашон гуфтанд: “**Эй Падар, ту ҳамвора Юсуфро ба хотир меорӣ ва барояш зораву нолаи зиёд мекунӣ, то он ки бемориат авҷ гирифта, сахт мешавад ё воқеан аз ҳамин дард ҳалок мегардӣ**.”

86 Падарашон ба онҳо гуфт: “**Аз андӯҳи сахт ва ғами худ танҳо ба Аллоҳ (ч) шикоят мекунам ва аз ҷониби Аллоҳ (ч) чизҳоеро ба мисли пазируфтани дуои бечора ва подош додан ба мусибатзада медонам, ки шумо онро намедонед**.”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Бо ҷурми як шахс ҷазо додани шахси бегуноҳ дуруст нест;

2.Сабри зебо он аст, ки банда дар мусибати ба сараш омада танҳо назди Аллоҳ (ч) гила кунад;

3.Бандаи мӯъмин бояд яқин дошта бошад, ки Аллоҳ (ч) ҳама гуна мушкилоту сахтиҳоро аз вай бартараф мегардонад.



سُورَةُ يُوسُفَ — الجُزْءُ الثَّالِثَ عَشَرَ

يَٰبَنِيَّ ٱذۡهَبُواْ فَتَحَسَّسُواْ مِن يُوسُفَ وَأَخِيهِ وَلَا تَاْيۡـَٔسُواْ
مِن رَّوۡحِ ٱللَّهِۖ إِنَّهُۥ لَا يَاْيۡـَٔسُ مِن رَّوۡحِ ٱللَّهِ إِلَّا ٱلۡقَوۡمُ
ٱلۡكَٰفِرُونَ ٨٧ فَلَمَّا دَخَلُواْ عَلَيۡهِ قَالُواْ يَٰٓأَيُّهَا ٱلۡعَزِيزُ
مَسَّنَا وَأَهۡلَنَا ٱلضُّرُّ وَجِئۡنَا بِبِضَٰعَةٖ مُّزۡجَىٰةٖ فَأَوۡفِ لَنَا
ٱلۡكَيۡلَ وَتَصَدَّقۡ عَلَيۡنَآۖ إِنَّ ٱللَّهَ يَجۡزِي ٱلۡمُتَصَدِّقِينَ
٨٨ قَالَ هَلۡ عَلِمۡتُم مَّا فَعَلۡتُم بِيُوسُفَ وَأَخِيهِ إِذۡ أَنتُمۡ
جَٰهِلُونَ ٨٩ قَالُوٓاْ أَءِنَّكَ لَأَنتَ يُوسُفُۖ قَالَ أَنَا۠ يُوسُفُ
وَهَٰذَآ أَخِيۖ قَدۡ مَنَّ ٱللَّهُ عَلَيۡنَآۖ إِنَّهُۥ مَن يَتَّقِ وَيَصۡبِرۡ فَإِنَّ
ٱللَّهَ لَا يُضِيعُ أَجۡرَ ٱلۡمُحۡسِنِينَ ٩٠ قَالُواْ تَٱللَّهِ لَقَدۡ
ءَاثَرَكَ ٱللَّهُ عَلَيۡنَا وَإِن كُنَّا لَخَٰطِـِٔينَ ٩١ قَالَ لَا تَثۡرِيبَ
عَلَيۡكُمُ ٱلۡيَوۡمَۖ يَغۡفِرُ ٱللَّهُ لَكُمۡۖ وَهُوَ أَرۡحَمُ ٱلرَّٰحِمِينَ
٩٢ ٱذۡهَبُواْ بِقَمِيصِي هَٰذَا فَأَلۡقُوهُ عَلَىٰ وَجۡهِ أَبِي يَأۡتِ
بَصِيرٗا وَأۡتُونِي بِأَهۡلِكُمۡ أَجۡمَعِينَ ٩٣ وَلَمَّا فَصَلَتِ
ٱلۡعِيرُ قَالَ أَبُوهُمۡ إِنِّي لَأَجِدُ رِيحَ يُوسُفَۖ لَوۡلَآ أَن
تُفَنِّدُونِ ٩٤ قَالُواْ تَٱللَّهِ إِنَّكَ لَفِي ضَلَٰلِكَ ٱلۡقَدِيمِ ٩٥

٢٤٦

87 Яъқуб (а) гуфт: “**Эй фарзандонам, равед, пас хабари Юсуф ва бародарашро ҷустуҷӯ кунед ва аз он ки Аллоҳ (ч) гирифторӣ ва мушкилоти бандагонро бартараф мегардонад, ноумед нашавед. Зеро ба дурустӣ, аз он ки Аллоҳ (ч) мушкилоти бандагонашро бартараф мегардонад, танҳо кофирон ноумед мешаванд. Чунки онҳо қудрати илоҳӣ ва эҳсонашро ба бандагонаш намедонанд**.”

88 Онҳо дастури падарашонро иҷро карда, ба ҷӯстуҷӯи Юсуфу бародараш рафтанд. Пас чун назди Юсуф даромаданд, ба вай гуфтанд: “**Эй Вазир, ба мо сахтиву тангдастӣ расидааст ва назди ту матои ками ночиз овардем. Пас чигунае, ки пеш аз ин паймонаи моро комил медодӣ, ин навбат низ онро комил бароямон ато намо ва бо зиёд кардани миқдори он ва чашм пӯшидан аз матои ночизи овардаамон бар мо садақа бикун. Ба дурустӣ, Аллоҳ (ч) шахсони садақакунандаро бо беҳтарин мукофот подош медиҳад.**”

89 Пас чун Юсуф сухани бародаронашро шунид, дилаш ба ҳоли онҳо ба риққат омада, худро шиносонида гуфт: “**Оё имрӯз зиштии он чиро нисбат ба Юсуф ва бародараш кардед, он гоҳ, ки аз оқибати коратон нодон будед, донистед?!**”

90 Онҳо аз шунидани ин сухан ба ҳайрат афтода гуфтанд: “**Оё ба дурустӣ ки ту Юсуф ҳастӣ?!**” Юсуф гуфт: “**Оре, ман Юсуфам ва ин касеро, ки ҳамроҳам мебинед, бародари ҳамтани ман аст. Ҳамоно Аллоҳ (ч) бо раҳониданамон аз сахтӣ ва бардоштани ҷойгоҳамон бар мо лутфу эҳсон кард. Бегуфтугӯ, ҳар кас бо иҷрои дастурот ва дурӣ аз мамнӯот парҳезкорӣ менамояд ва дар мусибатҳо сабр мекунад, пас бешубҳа, ин амалаш некӯкорӣ мебошад ва Аллоҳ (ч) музди некӯкоронро зоеъ намесозад, балки онро барояшон нигоҳ медорад**.”

91 Бародаронаш аз корҳои хеш маъзарат хоста гуфтанд: “**Савганд ба Аллоҳ (ч), бешак, Аллоҳ (ч) туро бо сифатҳои неке, ки бароят додааст, баргузида ва аз мо бартар сохтааст ва яқинан мо дар мавриди он чи дар ҳаққи ту кардем, бадкори золим будем.**”

92 Юсуф (а) узрашонро пазируфта гуфт: “**Имрӯз бар шумо маломат ва сарзанише нест ва шуморо барои корҳоятон уқубат намекунам. Аз Аллоҳ (ч) омурзиши гуноҳонатонро мехоҳам ва Ӯ Меҳрубонтарини меҳрубонон аст.**

93 Пас чун бародаронаш ба вай ҳолати чашмони падарашонро, ки аз гиряи зиёд нобино гашта буд, гуфтанд, пероҳани худро ба онҳо дода гуфт: “**Ин пероҳани маро бибаред, пас онро бар чеҳраи падарам андозед, биноиаш бармегардад ва ҳамаи хонадонатонро наздам ҳозир кунед.**”

94 Ва чун қофила аз Миср ба роҳ баромад ва аз минтақаҳои ободи он ҷудо шуд, Яъқуб (а) ба фарзандонаш ва касоне, ки ҳамроҳаш дар истиқоматгоҳаш буданд, гуфт: “**Агар шумо маро нодон нашуморед ва ба пирӣ нисбат дода “ин мард солхӯрда шуда, чӣ гуфтанашро намедонад”, нагӯед, бешак, ман ин лаҳза бӯйи Юсуфро мебӯям**.”

95 Фарзандони наздаш буда ба вай гуфтанд: “**Савганд ба Аллоҳ, ки ту дар мавриди ҷойгоҳи Юсуф дар наздат ва имкони дубора диданаш дар гумону хаёли гузаштаат қарор дорӣ**.”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Оятҳои карима ифодакунандаи он аст, ки маърифати Яъқуб (а) дар бораи Аллоҳ (ч) бағоят бузург буд. Зеро гумони неки вай бо вуҷуди ҳамаи он мусибату гирифториҳои паёпай тағйир наёфт;

2.Аз ахлоқи шахси маъзаратхоҳи содиқ он аст, ки барои кардаи бадаш сидқан тавба карда, назди виҷдонаш ба гуноҳаш иқрор намуда, аз шахси нисбаташ зарар расонида маъзарат хоҳад;

3.Шахс бо парҳезкорӣ ва сабр дар дунёву охират ба бузургтарин дараҷаҳо ноил мегардад;

4.Аз камоли одобу ахлоқи нек ва ҷавонмардӣ он аст, ки хусусан ҳангоми қудратмандӣ узри бадкорро пазируфта, ситонидани интиқомро тарк карда, барои корҳои қаблан анҷом додааш сарзаниш нашавад.

فَلَمَّآ أَن جَآءَ ٱلْبَشِيرُ أَلْقَىٰهُ عَلَىٰ وَجْهِهِۦ فَٱرْتَدَّ بَصِيرًا ۖ قَالَ
أَلَمْ أَقُل لَّكُمْ إِنِّىٓ أَعْلَمُ مِنَ ٱللَّهِ مَا لَا تَعْلَمُونَ ﴿٩٦﴾ قَالُوا۟
يَٰٓأَبَانَا ٱسْتَغْفِرْ لَنَا ذُنُوبَنَآ إِنَّا كُنَّا خَٰطِـِٔينَ ﴿٩٧﴾ قَالَ سَوْفَ
أَسْتَغْفِرُ لَكُمْ رَبِّىٓ ۖ إِنَّهُۥ هُوَ ٱلْغَفُورُ ٱلرَّحِيمُ ﴿٩٨﴾ فَلَمَّا
دَخَلُوا۟ عَلَىٰ يُوسُفَ ءَاوَىٰٓ إِلَيْهِ أَبَوَيْهِ وَقَالَ ٱدْخُلُوا۟ مِصْرَ
إِن شَآءَ ٱللَّهُ ءَامِنِينَ ﴿٩٩﴾ وَرَفَعَ أَبَوَيْهِ عَلَى ٱلْعَرْشِ وَخَرُّوا۟
لَهُۥ سُجَّدًا ۖ وَقَالَ يَٰٓأَبَتِ هَٰذَا تَأْوِيلُ رُءْيَٰىَ مِن قَبْلُ قَدْ جَعَلَهَا
رَبِّى حَقًّا ۖ وَقَدْ أَحْسَنَ بِىٓ إِذْ أَخْرَجَنِى مِنَ ٱلسِّجْنِ وَجَآءَ بِكُم
مِّنَ ٱلْبَدْوِ مِنۢ بَعْدِ أَن نَّزَغَ ٱلشَّيْطَٰنُ بَيْنِى وَبَيْنَ إِخْوَتِىٓ ۚ إِنَّ
رَبِّى لَطِيفٌ لِّمَا يَشَآءُ ۚ إِنَّهُۥ هُوَ ٱلْعَلِيمُ ٱلْحَكِيمُ ﴿١٠٠﴾ ۞ رَبِّ
قَدْ ءَاتَيْتَنِى مِنَ ٱلْمُلْكِ وَعَلَّمْتَنِى مِن تَأْوِيلِ ٱلْأَحَادِيثِ ۚ
فَاطِرَ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ أَنتَ وَلِىِّۦ فِى ٱلدُّنْيَا وَٱلْءَاخِرَةِ ۖ
تَوَفَّنِى مُسْلِمًا وَأَلْحِقْنِى بِٱلصَّٰلِحِينَ ﴿١٠١﴾ ذَٰلِكَ مِنْ أَنۢبَآءِ
ٱلْغَيْبِ نُوحِيهِ إِلَيْكَ ۖ وَمَا كُنتَ لَدَيْهِمْ إِذْ أَجْمَعُوٓا۟ أَمْرَهُمْ
وَهُمْ يَمْكُرُونَ ﴿١٠٢﴾ وَمَآ أَكْثَرُ ٱلنَّاسِ وَلَوْ حَرَصْتَ بِمُؤْمِنِينَ ﴿١٠٣﴾

نصف الحزب ٢٥



96 Пас чун шахси муждарасон хабари хушҳолкунандаи Яъқубро овард, пероҳани Юсуфро бар чеҳраи вай андохт, пас бино шуд. Яъқуб дар ин ҳолат ба фарзандонаш гуфт: “**Оё ба шумо нагуфтам, аз лутфу эҳсони Аллоҳ (ч) чизҳоеро медонам, ки шумо онро намедонед**.”

97 Фарзандони Яъқуб (а) аз он чи нисбат ба Юсуф ва бародараш кардаанд, маъзаратхоҳӣ намуда гуфтанд: “**Эй Падари мо, аз Аллоҳ (ч) барои гуноҳони содиркардаамон омурзиш биxоҳ. Ҳамоно мо дар бораи он чи нисбат ба Юсуф ва бародараш кардаем, гунаҳкори бадкор будем.**”

98 Падарашон ба онҳо гуфт: “**Ба зудӣ барои гуноҳонатон аз Парвардигорам омурзиш мехоҳам. Бешак, Ӯ Бахшандаи гуноҳони бандагони тавбакунанда буда, ба онҳо бисёр Меҳрубон аст**.”

99 Ва Яъқуб ҳамроҳи хонадони хеш аз сарзаминашон берун шуда, ба сӯи Миср сафар карданд. Пас чун онҳо назди Юсуф даромаданд, ӯ падару модарашро оғӯш гирифт ва ба бародарону аҳли оилаашон гуфт: “**Бо хости Аллоҳ (ч), дар ҳолати амн ва осоиштагӣ вориди Миср шавед. Минбаъд дар инҷо ба шумо ҳеҷ зараре намерасад.**”

100 Ва Юсуф падару модарашро бар тахте, ки рӯи он менишаст, шинонд ва падару модару ёздаҳ бародараш бо саҷда ба вай салом доданд. Рухдоди мазкур хости илоҳиро, ки Юсуф онро хоб дид, исбот сохт. Ин саҷда барои ташриф буд, на ибодат. Барои ҳамин Юсуф (а) ба падараш гуфт: “**Ин саломи бо саҷда анҷомдодаи шумо таъбири ҳамон хобест, ки пеш аз ин онро дида, бароят қисса кардам. Ба дурустӣ, Парвардигорам онро бо рух доданаш таҳаққуқ бахшид. Ва ҳамоно Парвардигорам ба ман некӣ кард. Зеро маро аз зиндон берун сохт ва шуморо аз саҳро наздам овард, баъди он ки Шайтон иртиботи байни ман ва бародаронамро табоҳ намуд. Бегуфтугӯ, Парвардигорам он чиро хоҳад, дақиқ ва муносиб анҷом медиҳад. Ба дурустӣ ки Ӯ Донандаи Боҳикмат аст. Аз ҳоли бандагон огоҳ буда, тадбири кори бандагон бо ҳикматаш сурат мегирад.**”

101 Сипас Юсуф ба сӯи Парвардигораш рӯй оварда гуфт: “**Эй Парвардигорам, подшоҳии Мисрро яқинан Ту ба ман ато намудӣ ва таъбири хобро ба ман Ту таълим додӣ, эй Зоте, ки осмонҳо ва заминро бе намунаи собиқ ба вуҷуд овардӣ, Ту дар дунё ва охират Корсози ҳамаи корҳои ман ҳастӣ, вақти хотима ёфтани мӯҳлати зиндагиам маро мусалмон бимирон ва маро дар фирдавси ҷаннат ба ҷамъи паёмбарону падаронам ва дигар бандагони солеҳи Худ бипайванд.**”

102 Эй Паёмбар, он чи аз қиссаи Юсуфу бародаронаш зикр шуд, онро Мо ба ту пайғом намудем. Ту дар ин бора дониш надоштӣ. Вақте бародарони Юсуф тасмими дар чоҳ андохтани ӯро гирифтанд ва онҳо дасиса месохтанд, онҷо ҳозир набудӣ. Ҳамаи инро бароят Мо пайғом фиристодем.

103 Ва эй Паёмбар, агарчи ҳама талошатро барои имон овардани мардум харҷ намоӣ, бештари мардум мӯъмин нестанд. Барои ҳамин худро аз ғаму дарди ин ки онҳо имон намеоранд, ҳалок нагардон.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Некӣ ба волиданй ва эҳтироми онҳо фарз аст. Аз ҷумла бояд фарзанд дар расонидани хабарҳои фарҳабахш, ки волидайнро хушҳол месозад, талош кунад;

2.Оятҳои карима аз афтидан ба доми макри Шайтон ва ҳар касе, ки барои эҷоди носозгорӣ ва парокандагӣ байни дӯстон кӯшиш мекунад, барҳазар медорад;

3.Ҳар қадар ҷойгоҳи банда дар умури дину дунё баланд шавад, асоси он ба лутфу эҳсони Парвардигор бармегардад;

4.Банда бояд аз Худо хотимаи нек, солим мондан аз уқубат ва дар ҷаннат пайвастан ба рафиқони солеҳро талаб кунад.

وَمَا تَسْـَٔلُهُمْ عَلَيْهِ مِنْ أَجْرٍ إِنْ هُوَ إِلَّا ذِكْرٌ لِّلْعَٰلَمِينَ ١٠٤ وَكَأَيِّن مِّنْ ءَايَةٍ فِى ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ يَمُرُّونَ عَلَيْهَا
وَهُمْ عَنْهَا مُعْرِضُونَ ١٠٥ وَمَا يُؤْمِنُ أَكْثَرُهُم بِٱللَّهِ إِلَّا
وَهُم مُّشْرِكُونَ ١٠٦ أَفَأَمِنُوٓا۟ أَن تَأْتِيَهُمْ غَٰشِيَةٌ مِّنْ عَذَابِ
ٱللَّهِ أَوْ تَأْتِيَهُمُ ٱلسَّاعَةُ بَغْتَةً وَهُمْ لَا يَشْعُرُونَ ١٠٧ قُلْ
هَٰذِهِۦ سَبِيلِىٓ أَدْعُوٓا۟ إِلَى ٱللَّهِ عَلَىٰ بَصِيرَةٍ أَنَا۠ وَمَنِ ٱتَّبَعَنِى
وَسُبْحَٰنَ ٱللَّهِ وَمَآ أَنَا۠ مِنَ ٱلْمُشْرِكِينَ ١٠٨ وَمَآ أَرْسَلْنَا مِن
قَبْلِكَ إِلَّا رِجَالًا نُّوحِىٓ إِلَيْهِم مِّنْ أَهْلِ ٱلْقُرَىٰٓ أَفَلَمْ يَسِيرُوا۟
فِى ٱلْأَرْضِ فَيَنظُرُوا۟ كَيْفَ كَانَ عَٰقِبَةُ ٱلَّذِينَ مِن
قَبْلِهِمْ وَلَدَارُ ٱلْءَاخِرَةِ خَيْرٌ لِّلَّذِينَ ٱتَّقَوْا۟ أَفَلَا تَعْقِلُونَ ١٠٩
حَتَّىٰٓ إِذَا ٱسْتَيْـَٔسَ ٱلرُّسُلُ وَظَنُّوٓا۟ أَنَّهُمْ قَدْ كُذِبُوا۟
جَآءَهُمْ نَصْرُنَا فَنُجِّىَ مَن نَّشَآءُ وَلَا يُرَدُّ بَأْسُنَا عَنِ ٱلْقَوْمِ
ٱلْمُجْرِمِينَ ١١٠ لَقَدْ كَانَ فِى قَصَصِهِمْ عِبْرَةٌ لِّأُو۟لِى ٱلْأَلْبَٰبِ
مَا كَانَ حَدِيثًا يُفْتَرَىٰ وَلَٰكِن تَصْدِيقَ ٱلَّذِى بَيْنَ يَدَيْهِ
وَتَفْصِيلَ كُلِّ شَىْءٍ وَهُدًى وَرَحْمَةً لِّقَوْمٍ يُؤْمِنُونَ ١١١



(104) Ва эй Паёмбар, агар мушрикон ақли солим медоштанд, ба ту имон меоварданд. Зеро ту дар ивази таблиғи Қуръон ва раҳнамоӣ ба роҳи дуруст аз онҳо музд талаб накардаӣ. Яқинан Қуръон барои ҳамаи мардум панд аст.

(105) Ва дар осмонҳо ва замин аломатҳои зиёди далолатгар бар ваҳдонияти Аллоҳ (ч) аст, ки онҳо аз назди он мегузаранд, дар ҳоле ки аз тафаккур ва ибрат гирифтан аз он аломатҳо рӯй мегардонанд.

(106) Ва бештари мушрикон ба холиқият, рӯзирасонӣ, ҳаётбахшӣ ва миронидани Аллоҳ (ч) имон намеоранд, магар он ки онҳо якҷо бо Ӯ дигар маъбудҳои худро мепарастанд ва даъво доранд, ки Аллоҳи Поки Беайб фарзанд дорад.

(107) Оё ин мушрикон аз он ки бар онҳо дар дунё азоби фарогири Аллоҳ (ч) биёяд ва онро аз хеш дур сохта натавонанд, дар амонанд ё аз он ки қиёмат ногаҳон дар ҳоле бар онҳо биёяд, ки онро эҳсос накунанд ва омода нашаванд, дар амонанд?! Оё барои ҳамин имон намеоранд?!

(108) Эй Паёмбар, ба касе, ки ӯро даъват мекунӣ, бигӯ: "**Роҳи ман, ки мардумро ба он даъват мекунам, ҳамин аст. Ман ба сӯи он бо далели равшан даъват мекунам ва ҳар ки аз ман пайравӣ карда, роҳамро баргузинад, дигаронро низ ба сӯи он даъват мекунад ва Аллоҳ (ч) аз он чи мушрикон Ӯро васф мекунанд, пок аст ва ман аз зумраи шахсоне нестам, ки ба Аллоҳ (ч) шарик қарор диҳам, балки ман аз яктопарастон ҳастам.**"

(109) Ва қабл аз ту Паёмбар ҷуз мардоне аз байни инсонҳо, ки аз сокинони шаҳрҳо буданд, на бодияҳо каси дигарро аз фариштагон ба паёмбарӣ мабъус нагардонидем. Ба онҳо ваҳй мефиристодем, чунончи ба ту ваҳй мефиристем. Умматҳояшон онҳоро дурӯғгӯй ҳисобиданд ва ҳалокашон сохтем. Пас магар ин таксибкунандагони қавмат дар замин сайру гашт намекунанд, то дар бораи оқибати таксибкунандагони пеш аз онҳо гузашта андеша намуда, аз саргузашташон ибрат гиранд?! Ва неъмати охират барои он касоне, ки дар дунё парҳез мекунанд, беҳтар аст. Оё шумо беҳтар будани онро намефаҳмед, то бо иҷрои дастурот ва дурӣ ҷустан аз мамнӯот тақво кунед. Имон бузургтарин дастурот ва ширк бузургтарин мамнӯот аст.

(110) Мо ба душманони паёмбарони фиристодаамон мӯҳлат дода, онҳоро бо мақсади тадриҷан ҳалок кардан зуд ҷазо намедодем, то он ки вақте ҳалокаташон ба таъхир меафтод ва паёмбарон аз ҳалокати онҳо ноумед мешуданд ва кофирон гумон мекарданд, ки паёмбарон дар он чи ба онҳо оиди азоби таксибгарон ва наҷоти мӯъминон ваъда додаанд, дурӯғ гуфтаанд, нусрати Мо ба паёмбаронамон меомад ва паёмбарону мӯъминон наҷот дода мешуданд ва чун уқубати Мо бар қавми гунаҳкор фуруд ояд, дур карда намешавад.

(111) Бешак, дар қиссаҳои паёмбарону қавми онҳо ва дар қиссаи Юсуфу бародаронаш барои соҳибони хиради солим ибрат аст. Он чи Қуръон дар ин бора мегӯяд, сухани аз номи Аллоҳ (ч) бофташуда нест, балки Қуръон тасдиқгари Китобҳои аз сӯи Парвардигор фуруд омада ва тафсили ҳамаи аҳкому қонунҳои ба баёни муфассал ниёздошта ва ба сӯи ҳар некӣ раҳнамо ва барои қавме, ки ба он имон меоранд, мояи раҳмат аст. Зеро мӯъминон аз раҳнамоиҳои Қуръон суд мебаранд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Аз фазли илоҳӣ он аст, ки аз рӯи мақсадҳо ва ҳикматҳои ба Худ маълум паёмбаронашро аз баъзеи ғайбҳо огоҳ мегардонад;

2.Шахси даъватгар қудрати дигаргун сохтани дили бандагон ва ба сӯи ибодат моил кунонидани онро надорад ва бештари мардум аҳли ҳидоят нестанд;

3.Дар ин оятҳои карима касоне, ки аз андешидан оиди қудратҳои дар коинот мавҷуди исботкунандаи ваҳдонияти Аллоҳ (ч) рӯй мегардонанд, мазаммат шудаанд;

4.Ояти "**Роҳи ман, ки мардумро ба сӯи он фаро мехонам, ҳамин аст**..." баъзе рукнҳои асосии даъват ба сӯи Аллоҳ (ч)-ро ба таври зерин шомил шудааст:

**А-** Зарур будани мавҷудияти роҳу равиш: "**...ба сӯи Худо фаро мехонам**";
**Б-** Он роҳу равиш аз дониш сарчашма гирад: "...**бо ҳуҷҷати равшан...**";
**В-** Мавҷудияти даъватгар: "**Роҳи ман, ки мардумро**...";
**Г-** Мавҷудияти даъватшавандагон: "...**ва ҳар ки аз ман пайравӣ карда...**".

سُورَةُ الرَّعۡدِ
تَرۡتِيبُهَا ١٣ آيَاتُهَا ٤٣

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

الٓمٓرۚ تِلۡكَ ءَايَٰتُ ٱلۡكِتَٰبِۗ وَٱلَّذِيٓ أُنزِلَ إِلَيۡكَ مِن رَّبِّكَ ٱلۡحَقُّ
وَلَٰكِنَّ أَكۡثَرَ ٱلنَّاسِ لَا يُؤۡمِنُونَ ١ ٱللَّهُ ٱلَّذِي رَفَعَ ٱلسَّمَٰوَٰتِ
بِغَيۡرِ عَمَدٖ تَرَوۡنَهَاۖ ثُمَّ ٱسۡتَوَىٰ عَلَى ٱلۡعَرۡشِۖ وَسَخَّرَ ٱلشَّمۡسَ وَٱلۡقَمَرَۖ
كُلّٞ يَجۡرِي لِأَجَلٖ مُّسَمّٗىۚ يُدَبِّرُ ٱلۡأَمۡرَ يُفَصِّلُ ٱلۡأٓيَٰتِ لَعَلَّكُم
بِلِقَآءِ رَبِّكُمۡ تُوقِنُونَ ٢ وَهُوَ ٱلَّذِي مَدَّ ٱلۡأَرۡضَ وَجَعَلَ فِيهَا رَوَٰسِيَ
وَأَنۡهَٰرٗاۖ وَمِن كُلِّ ٱلثَّمَرَٰتِ جَعَلَ فِيهَا زَوۡجَيۡنِ ٱثۡنَيۡنِۖ يُغۡشِي ٱلَّيۡلَ
ٱلنَّهَارَۚ إِنَّ فِي ذَٰلِكَ لَأٓيَٰتٖ لِّقَوۡمٖ يَتَفَكَّرُونَ ٣ وَفِي ٱلۡأَرۡضِ
قِطَعٞ مُّتَجَٰوِرَٰتٞ وَجَنَّٰتٞ مِّنۡ أَعۡنَٰبٖ وَزَرۡعٞ وَنَخِيلٞ صِنۡوَانٞ
وَغَيۡرُ صِنۡوَانٖ يُسۡقَىٰ بِمَآءٖ وَٰحِدٖ وَنُفَضِّلُ بَعۡضَهَا عَلَىٰ بَعۡضٖ
ثلاثة أرباع الحزب ٢٥ فِي ٱلۡأُكُلِۚ إِنَّ فِي ذَٰلِكَ لَأٓيَٰتٖ لِّقَوۡمٖ يَعۡقِلُونَ ٤ ۞ وَإِن تَعۡجَبۡ
فَعَجَبٞ قَوۡلُهُمۡ أَءِذَا كُنَّا تُرَٰبًا أَءِنَّا لَفِي خَلۡقٖ جَدِيدٍۗ
أُوْلَٰٓئِكَ ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ بِرَبِّهِمۡۖ وَأُوْلَٰٓئِكَ ٱلۡأَغۡلَٰلُ فِيٓ
أَعۡنَاقِهِمۡۖ وَأُوْلَٰٓئِكَ أَصۡحَٰبُ ٱلنَّارِۖ هُمۡ فِيهَا خَٰلِدُونَ ٥



**СУРАИ “РАЪД”**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАДИНАИ МУНАВВАРА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ СЕЗДАҲУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ**
**ДОРОИ ЧИЛУ СЕ ОЯТ**

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Баёни ҳақиқати нерӯмандии илоҳӣ, зикри нишонаҳои он, исботи ваъдаю таҳдид ва қонуни доимамалкунандаи Аллоҳ (ч) оиди тағйир ва табдил додани ҳолатҳо.

### Тафсир:

1 “**Алиф. Лом. Мим. Ро.**”[1] Ин оятҳои воломақом оятҳои Қуръон аст ва Қуръон, ки барои ту Паёмбар аз сӯи Парвардигорат нозил шудааст, ҳақиқат буда, дар нузулаш аз ҷониби Аллоҳ (ч) шубҳае нест, вале бештари мардум аз рӯи якравӣ ва кибру ғурур ба он имон намеоранд.

2 Аллоҳ (ч) Зотест, ки осмонҳоро чунончи онро мебинед, бидуни сутун офарид, сипас ба таври лоиқи Зоташ бар тахт баромад ва барои манфиатҳои махлуқоташ офтоб ва моҳтобро ром сохт ва ҳар якеи он ду то мӯҳлати дар илмаш муайян ҳаракат мекунад. Аллоҳ (ч) кори ин ҷаҳонро ба таври мехостааш мегардонад. Ӯ нишонаҳои далолатгари қудраташро баён мекунад, то шумо ба мулоқоти Парвардигори хеш дар рӯзи қиёмат яқин намуда, бо амали нек барои он омодагӣ бинед.

3 Ва Ӯ Он Зотест, ки заминро паҳн сохт ва бар он кӯҳҳои собитро офарид, то замин мардумро беқарор насозад ва наҳрҳоро офарид ва аз ҳамаи навъи меваҳо ҷуфти нар ва модаро офарид (чунончи ҷинси нар ва модаро дар байни ҳайвонот низ падид овардааст), бо шаб рӯзро мепӯшонад ва рӯз баъди рӯшноӣ торик мегардад. Яқинан дар он чи зикр шуд, барои қавме, ки оиди қудрати илоҳӣ меандешанд, далелҳои зиёд аст. Зеро аз ин нишонаҳои ваҳдоният ва қудрати Аллоҳ (ч) танҳо касоне нафъ мегиранд, дар ин бора меандешанд.

4 Ва дар замин қитъаҳои бо якдигар пайваста ва боғҳое аз ангӯрҳо ва зироатҳо ва дарахтони хурмои дар як реша ҷамъшуда ва дарахтони дорои решаи алоҳидаи хурмоест, ки ҳамаи ин боғҳову он зироатҳо бо як об об дода мешаванд ва Мо ин қитъаҳоро бо вуҷуди ба ҳам пайваст будан ва аз як об об хӯрдани маҳсулоташ баъзеи онро дар таъму дигар фоидаҳо бар баъзеи дигар бартарӣ бахшидем. Бешак, дар он чи зикр шуд, барои қавме, ки мефаҳманд, ҳуҷҷатҳои зиёд аст. Зеро оқилон аз он панд мегиранд.

5 Ва эй Паёмбар, агар аз чизе тааҷҷуб кунӣ, пас сазовортарин чиз барои ҳайрат он аст, ки онҳо зиндашавии баъди маргро дурӯғ дониста, оиди инкори хеш “ҳуҷҷат” оварда мегӯянд: “**Оё вақте мемирем ва ба устухонҳои пӯсида табдил мешавем, аз нав барангехта ва дубора зинда мегардем?!**” Ин ҷамоаи мункирони зиндашавии баъд аз марг касонеанд, ки ба Парвардигорашон кофир шуда, барои ҳамин қудрати Ӯро дар зинда сохтани мурдагон инкор намуданд ва рӯзи қиёмат бар гарданашон завлонаҳои сохташуда аз оташ зада мешавад ва ин гурӯҳ бошандагони дӯзах буда, онҳо дар онҷо абадӣ мемонанд. Дигар фано намеёбанд ва азоби Парвардигор аз онҳо гусаста намегардад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Исботи қудрати илоҳӣ ва тааҷҷуб аз он ки чӣ гуна осмонҳоро, бо вуҷуди бузургӣ ва вусъати он бе сутун офаридааст;

2.Бо роҳи бурҳони офариниш исбот намудани қудрат ва камоли холиқияти Аллоҳ (ч). Чунки Аллоҳ (ч) растании калонҳаҷмро мерӯёнад ва онро аз тухмии хурд берун месозад, сипас онро аз як навъ об сероб мегардонад. Бо ин вуҷуд ҳаҷм ва рангу таъми меваҳо аз якдигар фарқ мекунанд;

3.Дар масъалаи он ки Аллоҳ (ч) дарахтони бузургҷуссаро баъди нестӣ аз донаҳои хурдҳаҷм берун меорад, радди мушрикони инкоркунандаи ақидаи растохез аст. Ҷамъоварии устухонҳои пӯсидаи дар замин мунҳалшуда ва баъди дар гузашта мавҷуд буданаш аз нав сохтани он бо берун кардани шайъи номавҷуд аз донаи хурд ба маротиб осонтар мебошад.

---

1. Дар оғози сураи Бақара сухан оиди тафсири оятҳои шабеҳи ин ҳуруф гузашта аст. (**Аз муаллиф**)



وَيَسْتَعْجِلُونَكَ بِالسَّيِّئَةِ قَبْلَ الْحَسَنَةِ وَقَدْ خَلَتْ مِن
قَبْلِهِمُ الْمَثُلَاتُ وَإِنَّ رَبَّكَ لَذُو مَغْفِرَةٍ لِّلنَّاسِ عَلَىٰ ظُلْمِهِمْ
وَإِنَّ رَبَّكَ لَشَدِيدُ الْعِقَابِ ٦ وَيَقُولُ الَّذِينَ كَفَرُوا لَوْلَا
أُنزِلَ عَلَيْهِ آيَةٌ مِّن رَّبِّهِ إِنَّمَا أَنتَ مُنذِرٌ وَلِكُلِّ قَوْمٍ
هَادٍ ٧ اللَّهُ يَعْلَمُ مَا تَحْمِلُ كُلُّ أُنثَىٰ وَمَا تَغِيضُ الْأَرْحَامُ
وَمَا تَزْدَادُ وَكُلُّ شَيْءٍ عِندَهُ بِمِقْدَارٍ ٨ عَالِمُ الْغَيْبِ
وَالشَّهَادَةِ الْكَبِيرُ الْمُتَعَالِ ٩ سَوَاءٌ مِّنكُم مَّنْ
أَسَرَّ الْقَوْلَ وَمَن جَهَرَ بِهِ وَمَنْ هُوَ مُسْتَخْفٍ بِاللَّيْلِ وَسَارِبٌ
بِالنَّهَارِ ١٠ لَهُ مُعَقِّبَاتٌ مِّن بَيْنِ يَدَيْهِ وَمِنْ خَلْفِهِ
يَحْفَظُونَهُ مِنْ أَمْرِ اللَّهِ إِنَّ اللَّهَ لَا يُغَيِّرُ مَا بِقَوْمٍ حَتَّىٰ يُغَيِّرُوا
مَا بِأَنفُسِهِمْ وَإِذَا أَرَادَ اللَّهُ بِقَوْمٍ سُوءًا فَلَا مَرَدَّ لَهُ وَمَا
لَهُم مِّن دُونِهِ مِن وَالٍ ١١ هُوَ الَّذِي يُرِيكُمُ الْبَرْقَ خَوْفًا
وَطَمَعًا وَيُنشِئُ السَّحَابَ الثِّقَالَ ١٢ وَيُسَبِّحُ الرَّعْدُ بِحَمْدِهِ
وَالْمَلَائِكَةُ مِنْ خِيفَتِهِ وَيُرْسِلُ الصَّوَاعِقَ فَيُصِيبُ بِهَا
مَن يَشَاءُ وَهُمْ يُجَادِلُونَ فِي اللَّهِ وَهُوَ شَدِيدُ الْمِحَالِ ١٣


6 Ва эй Паёмбар, мушрикон бо тамасхур аз ту қабл аз офият ва неъмат зудтар овардани уқубатро металабанд ва нузули онро пеш аз неъматҳое, ки Аллоҳ (ч) барояшон муқаддар гардонидааст, номумкин меҳисобанд, ҳол он ки бешак, қабл аз онҳо азоби умматҳои такзибгари шабеҳашон гузаштааст. Пас чаро аз таърихи онҳо ибрат намегиранд?! Ва эй Паёмбар, ба дурустӣ ки Парвардигорат барои мардум бо вуҷуди зулмашон Соҳиби мағфират буда, онҳоро зуд азоб намекунад, то тавба кунанд. Ва ҳамоно Ӯ барои касоне, ки куфри худро идома дода, аз он барнамегарданд, Сахтуқабат аст.

7 Ва кофирон аз рӯи саркашӣ мегӯянд: “**Чаро бар Муҳаммад ба монанди он мӯъҷизае, ки бар Мӯсову Исо фуруд омада буд, нозил карда нашудааст?!**” Ба дурустӣ, ту Паёмбар бимдиҳандае мебошӣ, ки мардумро аз азоб метарсонӣ. Ту танҳо соҳиби он мӯъҷизаҳое ҳастӣ, ки Парвардигор бароят додааст. Ва ҳар қавмро паёмбарест, ки онҳоро ба сӯи ҳақиқат раҳнамоӣ мекунад.

8 Аллоҳ (ч) он чиро ҳар модае (аз инсону ғайри он) дар шикамаш мебардорад ва он чи дар бачадонҳо аз камию зиёдӣ ва тандурустиву беморӣ ҳосил мешавад, медонад ва тамоми чиз назди Ӯ дорои андозаи муайян мебошад, ки аз он каму зиёд намешавад.

9 Зеро Аллоҳ (ч) ҳар чизи аз доираи ҳисси бандагонаш пинҳон ва ҳар чизи дар доираи ҳисси бандагонаш ошкорро медонад, ному сифат ва афъолаш бузург буда, бо зоту сифоташ аз ҳама махлуқот бартар аст.

10 Ӯ он чи пӯшидаву ошкор аст, медонад. Эй мардум, дар илми Ӯ касе аз шумо суханро пинҳон ва касе онро ошкор месозад, баробар аст ва низ дар илми Ӯ шахси дар торикии шаб аз чашми мардум пинҳон ва шахси бо амалҳояш дар рӯшноии рӯз намудор баробар аст.

11 Инсон фариштагоне дорад, ки барои муҳофизаташ баъзеашон аз дунболи баъзеи дигар аз тарафи пеши рӯяш ва аз пушташ меоянд. Як идда шаб ва як идда рӯз меоянд. Онҳо инсонро бо супориши Аллоҳ (ч) аз тақдироте, ки манъ шудани онро аз ӯ муқаддар кардааст, ҳифз мекунанд ва сухану корашро менависанд. Яқинан Аллоҳ (ч) ҳолати неки қавмеро ба ҳолати нохушоянд тағйир намедиҳад, то он ки онҳо ҳолати шукргузории худро тағйир диҳанд. Ва вақте Аллоҳ (ч) ҳалокати қавмеро ирода кунад, пас онро касе рад карда наметавонад. Ва шумо мардум ҷуз Аллоҳ (ч) Корсози дигаре, ки корҳоятонро корсозӣ кунад ва дар бартараф сохтани мушкилот ба вай паноҳ баред, надоред.

12 Ӯ Зотест, ки ба шумо мардум озрахашро ба хотири бим додан ва умед бахшидан нишон медиҳад. Аз хатарҳояш метарсед ва ба судаш тамаъ мекунед. Ва Ӯ абрҳои бо бардоштани оби борон вазнинро падид меорад.

13 Ва раъд ва фариштагон аз хавфу таъзими Парвардигор Ӯро ба покӣ мехонанд ва ситоиш мекунанд ва Ӯ соиқаҳоро мефиристад, пас онро ба ҳар ки хоҳад, мерасонад ва ӯро ҳалок месозад ва кофирон дар бораи ягонагии Аллоҳ (ч) ҷидол менамоянд ва Аллоҳ (ч) ниҳоят Қавӣ аст ва исёнкоронро сахт мегирад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Оятҳои карима бузургии мағфират ва бурдбории Аллоҳ (ч)-ро дар бораи хатои бандагон нишон медиҳад. Онҳо кибр варзида, ба муқобили паёмбарон мубориза мебаранд, вале Аллоҳ (ч) бо вуҷуди ин ба онҳо ризқ дода, аз гуноҳашон дармегузарад;

2.Илми илоҳӣ бағоят васеъ буда, он чи дар бачадони занон аст, медонад. Ӯ ҳоли нутфаи дар бачадон буда, нар ё модаи будан, тандурустиву беморӣ, рӯзиву мӯҳлати зиндагӣ ва бадбахт ё некбахтии онро низ медонад. Илми Аллоҳ (ч) фарогири ҳамаи мавҷудот аст;

3.Аллоҳ (ч) ба бандагони Худ инояти зиёд дорад. Ба ҳамин сабаб, барои нигоҳубини онҳо фариштагонро чун муҳофизони махсус вобаста намудааст;

4.Аллоҳ (ч) ҳоли бандаро ба сӯи беҳтар замоне тағйир медиҳад, ки аз ҷониби вай пайравӣ намудани асбоби ҳидоятро бубинад. Зеро **ҳидояти тавфиқ** ба пайравии **ҳидояти баён** вобаста аст.

لَهُۥ دَعْوَةُ ٱلْحَقِّ وَٱلَّذِينَ يَدْعُونَ مِن دُونِهِۦ لَا يَسْتَجِيبُونَ لَهُم بِشَىْءٍ إِلَّا
كَبَٰسِطِ كَفَّيْهِ إِلَى ٱلْمَآءِ لِيَبْلُغَ فَاهُ وَمَا هُوَ بِبَٰلِغِهِۦ وَمَا دُعَآءُ ٱلْكَٰفِرِينَ
إِلَّا فِى ضَلَٰلٍ ١٤ وَلِلَّهِ يَسْجُدُ مَن فِى ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ طَوْعًا
وَكَرْهًا وَظِلَٰلُهُم بِٱلْغُدُوِّ وَٱلْءَاصَالِ ۩ ١٥ قُلْ مَن رَّبُّ ٱلسَّمَٰوَٰتِ سجدة
وَٱلْأَرْضِ قُلِ ٱللَّهُ قُلْ أَفَٱتَّخَذْتُم مِّن دُونِهِۦٓ أَوْلِيَآءَ لَا يَمْلِكُونَ
لِأَنفُسِهِمْ نَفْعًا وَلَا ضَرًّا قُلْ هَلْ يَسْتَوِى ٱلْأَعْمَىٰ وَٱلْبَصِيرُ أَمْ هَلْ
تَسْتَوِى ٱلظُّلُمَٰتُ وَٱلنُّورُ أَمْ جَعَلُوا۟ لِلَّهِ شُرَكَآءَ خَلَقُوا۟ كَخَلْقِهِۦ فَتَشَٰبَهَ
ٱلْخَلْقُ عَلَيْهِمْ قُلِ ٱللَّهُ خَٰلِقُ كُلِّ شَىْءٍ وَهُوَ ٱلْوَٰحِدُ ٱلْقَهَّٰرُ ١٦ أَنزَلَ
مِنَ ٱلسَّمَآءِ مَآءً فَسَالَتْ أَوْدِيَةٌۢ بِقَدَرِهَا فَٱحْتَمَلَ ٱلسَّيْلُ زَبَدًا رَّابِيًا
وَمِمَّا يُوقِدُونَ عَلَيْهِ فِى ٱلنَّارِ ٱبْتِغَآءَ حِلْيَةٍ أَوْ مَتَٰعٍ زَبَدٌ مِّثْلُهُۥ
كَذَٰلِكَ يَضْرِبُ ٱللَّهُ ٱلْحَقَّ وَٱلْبَٰطِلَ فَأَمَّا ٱلزَّبَدُ فَيَذْهَبُ جُفَآءً
وَأَمَّا مَا يَنفَعُ ٱلنَّاسَ فَيَمْكُثُ فِى ٱلْأَرْضِ كَذَٰلِكَ يَضْرِبُ ٱللَّهُ
ٱلْأَمْثَالَ ١٧ لِلَّذِينَ ٱسْتَجَابُوا۟ لِرَبِّهِمُ ٱلْحُسْنَىٰ وَٱلَّذِينَ لَمْ يَسْتَجِيبُوا۟
لَهُۥ لَوْ أَنَّ لَهُم مَّا فِى ٱلْأَرْضِ جَمِيعًا وَمِثْلَهُۥ مَعَهُۥ لَٱفْتَدَوْا۟ بِهِۦٓ
أُو۟لَٰٓئِكَ لَهُمْ سُوٓءُ ٱلْحِسَابِ وَمَأْوَىٰهُمْ جَهَنَّمُ وَبِئْسَ ٱلْمِهَادُ ١٨



(14) Танҳо Аллоҳ (ч) сазовори ибодат ва яктопарастӣ буда, касе дар он бо Ӯ шарик нест, зеро Ӯ Маъбуди Барҳақ аст. Ва он бутҳоеро, ки мушрикон ҷуз Аллоҳ (ч) мехонанд ва мепарастанд, дар ҳеҷ масъалае дуои онҳоро намепазиранд ва аз бутҳо ҳоҷат пурсидани мушрикон ба ҳоли ташнае монандӣ дорад, ки аз дур дасташро ба сӯи об мекушояд, то ба даҳонаш расида, аз он нӯшад ва об ҳеҷ гоҳ ба даҳонаш намерасад ва дуои кофирон аз бутҳо ҷуз зоеъ гардидан ва дурӣ аз савоб чизе нест. Чунки бутҳо қудрат надоранд, ки ба ибодаткунандагони хеш манфиат расонанд ё бадиеро аз онҳо дур созанд.

(15) Ва мавҷудоти осмонҳо ва замин хоху нохоҳ танҳо аз Аллоҳ (ч) фармон мебаранд. Мӯъмину кофир дар ин бора яксонанд. Фарқашон дар он аст, ки мӯъмин ихтиёрӣ мутеи Аллоҳ (ч) мебошад, аммо кофир ғайри ихтиёрӣ фармон мебарад ва сиришташ талқин менамояд, то бо ихтиёр аз амраш итоат кунад. Ва сояҳои махлуқоти сoядор дар аввалу охири рӯз назди Аллоҳ (ч) саҷда ва итоат мекунанд.

(16) Эй Паёмбар, ба мушрикон бигӯ: “**Холиқи осмонҳо ва замин ва Чорасози корҳои онҳо кист**?” Эй Паёмбар, ба онҳо бигӯ: “**Холиқи осмонҳову замин ва Чорасози корҳои онҳо Аллоҳ (ч) аст. Шумо ба ин эътироф доред**.” Эй Паёмбар, ба онҳо бигӯ: “**Пас оё ба ғайр аз Аллоҳ (ч) барои худ дӯстони нотавоне гирифтаед, ки қудрати ба хештан фоида овардан ва дур сохтани зарарро надоранд. Вақте барои хештан ин корро карда наметавонанд, пас чӣ гуна ба каси дигар фоида ё зарар мерасонанд?!**” Эй Паёмбар, ба онҳо бигӯ: “**Оё кофири кӯрдил бо мӯъмини бинои роҳёфта баробар аст?! Ё оё куфри ба торикиҳо монанд бо имони ба рӯшноӣ монанд баробар аст?! Ё онҳо дар офариниш ба Аллоҳ (ч) шариконе қарор додаанд, ки он шариконашон ба мисли офаридани Аллоҳ (ч) офаридаанд, пас офаридаи Аллоҳ (ч) бо офаридаи онҳо омехта гаштааст?!**” Эй Паёмбар, ба онҳо бигӯ: “**Офаридгори ҳамаи чиз Аллоҳи Ягона аст. Ҳеҷ чизе бо Ӯ дар офариниш шарик нест. Ӯ Парвардигори дар парастиш Ягонаи лоиқи ибодат буда, Ғолиб аст**.”

(17) Аллоҳ (ч) барои заволи ботил ва бақои ҳақ аз борони осмон мисол меорад. Аллоҳ (ч) аз абри осмон обро нозил намуда, пас рӯдҳо ҳар як ба андозаи ҳаҷми хурду калони хеш бо он об ҷорӣ шуда, баъдан сел кафкро болои об мебардорад. Ва барои ҳақиқату ботил аз баъзе маъданҳои қиматбаҳо, ки мардум аз роҳи гудохтан бо мақсади талаби абзори зинат ё матое бар он оташ меафрӯзанд, масали дигареро баён мекунад. Ин ҳам ба монанди кафки рӯи об аст. Аллоҳ (ч) ҳолати ҳақ ва ботилро бо ин ду масал баён менамояд. Ботил ба мисли кафки рӯи об ва занги маъданҳои қиматбаҳо аст, ки гудохтан онро аз миён мебарад, аммо ҳақ ба мисли оби софест, ки аз он нӯшида мешавад ва меваву гиёҳу алаф меруёнад ва низ ба мисли маъдани холиси баъди гудохтан боқимонда аст, ки мардум аз он манфиат мебаранд. Он гуна ки Аллоҳ (ч) ин ду масалро баён намудааст, ба мардум масалҳои зиёдеро баён месозад, то ҳақ аз ботил ҷудо шавад.

(18) Барои мӯъминоне, ки вақте Парвардигорашон онҳоро ба сӯи яктопарастӣ ва ибодаташ мехонад, даъвати Ӯро мепазиранд, подоши неки ҷаннат аст. Ва кофирон, ки даъвати Ӯро ба сӯи яктопарастӣ ва ибодат намепазиранд агар чунин иттифоқ афтад, ки тамоми навъи молҳои рӯи замин ва монанди он бар он илова шуда, аз онҳо бошад, бегуфтугӯ, онҳо ҳамаи инро дар бадали озодиашон аз азоб мебахшанд. Ин ҷамоа барои корҳояшон ҳисоб мешаванд ва ҷойгоҳашон дӯзах аст ва дӯзах ҷои ниҳоят бад аст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Оятҳои карима залолати мушриконро дар дуо ва аз ғайри Худо кӯмакхоҳӣ баён намуда, ҳолати онҳоро ба ҳолати касе монанд кардааст, ки дасти худро аз ҷои дур ба сӯи об дароз мекунад ва аз он нӯшида наметавонад. Чунки барои нӯшидани об василаи дурустро пеш нагирифтааст;

2.Овардани масал яке аз роҳҳои тавзеҳи масъалаҳо дар Қуръони карим аст. Масал мавзӯъҳои ақлиро ба ҳиссиёти инсон наздик сохта, сурати зеҳниеро ошкор мегардонад, ки дар дарки мақсад кӯмак мерасонад;

3.Ҳамаи мавҷудоти олам хоху нохоҳ дар зери итоати Аллоҳ (ч) буда, тибқи иродаи Ӯ амал мекунанд.



19 Эй Паёмбар, бандаи мӯъмин, ки ба яқин медонад он чи бар ту аз назди Парвардигорат нозил шудааст, ҳақ аст, бо касе, ки нобиност, яксон нест. Нобино кофирест, ки даъвати Аллоҳ (ҷ)-ро рад мекунад. Ба дурустӣ ки аз ин соҳибони хиради солим панду ибрат мегиранд.

20 Бандагони даъвати илоҳиро пазируфта касонеанд, ки бар аҳду бо Аллоҳ (ҷ) ё дигар бандагон бастаашон вафо мекунанд ва паймони устувори бо Аллоҳ (ҷ) ё бо дигарон бастаашонро намешикананд.

21 Ва онҳо касонеанд, ки он чиро Аллоҳ (ҷ) аз бастани пайванди хешовандӣ амр кардааст, мепайванданд ва аз Парвардигорашон хавф дошта, фармонҳояшро иҷро ва аз манъкардаҳояш парҳез мекунанд ва аз он метарсанд, ки Аллоҳ (ҷ) барои гуноҳони содиркардаашон онҳоро мавриди бозпурсӣ қарор медиҳад. Зеро ҳар ки рӯзи қиёмат бозпурсӣ шуда, бо ӯ мунокиша сурат гирад, ҳалок мешавад.

22 Ва онҳо касонеанд, ки ба мақсади ҷустуҷӯи ризои Аллоҳ (ҷ) дар ибодат, ҳолатҳои хушиву ранҷу азоб ва дурӣ аз маъсият сабр мекунанд ва намози худро дар комилтарин сурат барпо медоранд ва аз баъзеи молҳое, ки Мо ба онҳо додем, ҳаққи воҷиброр мепардозанд ва инчунин аз молҳояшон ба хотири дурӣ аз риё пинҳонӣ ва ба хотири ба онҳо пайравӣ намудани дигарон ошкор садақаи нафлӣ медиҳанд ва бадиро бо некӣ посух медиҳанд. Оқибати нек дар рӯзи қиёмат аз ин ҷамоаи тавсифшуда аст.

23 Ин оқибати нек боғҳои дорои неъматест, ки онҳо дар он абадӣ медароянд ва аз камоли неъматашон он аст, ки ҳар ки аз падаронашон ва модаронашон ва ҳамсаронашон ва фарзандонашон дар роҳи Худо росту устувор бошанд, якҷо бо онҳо ворили биҳишт мегарданд, то бо мулоқоти наздикон бо макони ҷадидашон унс гиранд. Ва фариштагон дар онҷо аз ҳар дари манзилҳояшон ба наздашон медароянд ва онҳоро табрик мекунанд.

24 Ва ҳар гоҳ фариштагон ба наздашон дароянд, мегӯянд: "**Салом бар шумо**! **Ба сабаби он ки дар дунё дар ибодат, тақдироти талху ширин ва дурӣ аз гуноҳ сабр кардаед, имрӯз аз ҳамаи офат солим мемонед.**" Пас манзили неки шумо чӣ манзили хуб аст.

Чун Аллоҳ (ҷ) дар оятҳои мазкур чанд сифати мӯъминонро зикр кард, дар оятҳои зерин сифатҳои кофиронро баён карда гуфт:

25 Ва он касоне паймони Аллоҳ (ҷ)-ро баъди устувор намудани он мешикананд ва алоқаи хеширо, ки Аллоҳ (ҷ) ба пайвастанаш фармон додааст, мебуранд ва дар замин фасодкорӣ мекунанд, инҳо шахсони бадбахти аз раҳмати илоҳӣ дуранд ва онҳоро манзили бади дӯзах аст.

26 Аллоҳ (ҷ) дар рӯзӣ барои ҳар ки аз бандагонаш хоҳад, фарохӣ ва барои ҳар ки хоҳад, тангӣ меорад. Фарохии рӯзӣ аломати хушбахтӣ ва дӯсти Аллоҳ (ҷ) будани шахс нест. Инчунин тангии рӯзӣ бадбахтии инсонро нишон намедиҳад. Ва кофирон бо зиндагонии дунё хушҳол шуда, ба он моил гашта, дилашон бо доштани он ором гирифтааст ва зиндагонии дунё дар қиёс ба охират ҷуз матои андаки заволпазир чизе нест.

27 Ва шахсони ба Аллоҳ (ҷ) ва оятҳояш кофир мегӯянд: "**Чаро ба Муҳаммад аз сӯи Парвардигораш мӯъҷизаи ҳиссии далолатгар ба ростқавлиаш фуруд оварда намешавад, то ба вай имон орем?!**" Эй Паёмбар, ба ин пешниҳодкунандагон бигӯ: "**Ба дурустӣ, Аллоҳ (ҷ) ҳар киро хоҳад, аз рӯи адлаш гумроҳ месозад ва ҳар ки бо тавба ба сӯи ҳақ гардад, Аллоҳ (ҷ) ӯро аз рӯи фазлаш ба сӯи Худ раҳнамоӣ мекунад. Ҳидоят дар дасти онҳо нест, ки онро ба фуруд овардани мӯъҷизаҳо вобаста гардонанд.**"

28 Ин ҷамоаи мавриди ҳидояти илоҳӣ қарор гирифта касонеанд, ки имон меоранд ва дилашон бо зикри Аллоҳ (ҷ) ва тиловати Қуръону гӯш кардани он унс ва ором мегирад. Огоҳ бошед! Дилҳо танҳо бо ёди Аллоҳ (ҷ) унс ва ором мегиранд. Албатта, лоиқ аст, ки дилҳо бо зикри Аллоҳ (ҷ) эҳсоси оромиш кунанд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Ташвиқу тарғиби оростан ба маҷмӯае аз ахлоқу одоби ҳамидае, ки биҳиштро воҷиб месозад. Баъзеи он одобу ахлоқ инҳоянд: **пайванди неки алоқаи хешовандӣ, тарси Аллоҳ (ҷ), вафо ба аҳд, сабру харҷи амвол дар роҳи Аллоҳ (ҷ), посухи бадӣ бо некӣ ва парҳез аз акси он;**

2.Зимоми рӯзӣ дар дасти Аллоҳ (ҷ) буда, набояд фарохӣ ё тангии он боиси хушҳолӣ ё андӯҳ шавад. Зеро фарохӣ ва тангии рӯзӣ аломати ризои Парвардигор ё хашмгиниаш аз банда нест;

3.Ҳидоят ба таври зарурӣ марбути фуруд овардани мӯъҷизаҳои талабкардаи мушрикон намебошад;

4.Аз асарҳои Қуръони карим он аст, ки дар қалби хонанда эҳсоси оромишро ба вуҷуд меорад.

ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ وَعَمِلُواْ ٱلصَّٰلِحَٰتِ طُوبَىٰ لَهُمۡ وَحُسۡنُ مَـَٔابٖ ٢٩
كَذَٰلِكَ أَرۡسَلۡنَٰكَ فِيٓ أُمَّةٖ قَدۡ خَلَتۡ مِن قَبۡلِهَآ أُمَمٞ لِّتَتۡلُوَاْ
عَلَيۡهِمُ ٱلَّذِيٓ أَوۡحَيۡنَآ إِلَيۡكَ وَهُمۡ يَكۡفُرُونَ بِٱلرَّحۡمَٰنِۚ قُلۡ هُوَ رَبِّي
لَآ إِلَٰهَ إِلَّا هُوَ عَلَيۡهِ تَوَكَّلۡتُ وَإِلَيۡهِ مَتَابِ ٣٠ وَلَوۡ أَنَّ قُرۡءَانٗا
سُيِّرَتۡ بِهِ ٱلۡجِبَالُ أَوۡ قُطِّعَتۡ بِهِ ٱلۡأَرۡضُ أَوۡ كُلِّمَ بِهِ ٱلۡمَوۡتَىٰۗ
بَل لِّلَّهِ ٱلۡأَمۡرُ جَمِيعًاۗ أَفَلَمۡ يَاْيۡـَٔسِ ٱلَّذِينَ ءَامَنُوٓاْ أَن لَّوۡ يَشَآءُ
ٱللَّهُ لَهَدَى ٱلنَّاسَ جَمِيعٗاۗ وَلَا يَزَالُ ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ تُصِيبُهُم
بِمَا صَنَعُواْ قَارِعَةٌ أَوۡ تَحُلُّ قَرِيبٗا مِّن دَارِهِمۡ حَتَّىٰ يَأۡتِيَ وَعۡدُ
ٱللَّهِۚ إِنَّ ٱللَّهَ لَا يُخۡلِفُ ٱلۡمِيعَادَ ٣١ وَلَقَدِ ٱسۡتُهۡزِئَ بِرُسُلٖ مِّن
قَبۡلِكَ فَأَمۡلَيۡتُ لِلَّذِينَ كَفَرُواْ ثُمَّ أَخَذۡتُهُمۡۖ فَكَيۡفَ كَانَ
عِقَابِ ٣٢ أَفَمَنۡ هُوَ قَآئِمٌ عَلَىٰ كُلِّ نَفۡسِۭ بِمَا كَسَبَتۡۗ وَجَعَلُواْ
لِلَّهِ شُرَكَآءَ قُلۡ سَمُّوهُمۡۚ أَمۡ تُنَبِّـُٔونَهُۥ بِمَا لَا يَعۡلَمُ فِي ٱلۡأَرۡضِ أَم
بِظَٰهِرٖ مِّنَ ٱلۡقَوۡلِۗ بَلۡ زُيِّنَ لِلَّذِينَ كَفَرُواْ مَكۡرُهُمۡ وَصُدُّواْ عَنِ
ٱلسَّبِيلِۗ وَمَن يُضۡلِلِ ٱللَّهُ فَمَا لَهُۥ مِنۡ هَادٖ ٣٣ لَّهُمۡ عَذَابٞ فِي ٱلۡحَيَوٰةِ
ٱلدُّنۡيَاۖ وَلَعَذَابُ ٱلۡأٓخِرَةِ أَشَقُّۖ وَمَا لَهُم مِّنَ ٱللَّهِ مِن وَاقٖ ٣٤



(29) Он касоне, ки ба Аллоҳ (ч) имон меоранд ва амалҳои солеҳи ба Аллоҳ (ч) наздиксозанда мекунанд, онҳоро дар охират ҳаёти шоиста ва ҷойгоҳи неки биҳишт аст.

(30) Эй Паёмбар, чунончи паёмбарони собиқро ба сӯи умматашон фиристодем, инчунин туро ба сӯи умматат фиристодем, то барои онҳо Қуръонро, ки ба ту пайғом намудаем, бихонӣ. Қуръон дар далолат бар ростқавлиат басанда аст. Лекин қавми ту ин далелро инкор мекунанд, зеро онҳо ба Аллоҳи Меҳрубон куфр варзида, махлуқотро ба Ӯ шарик мегардонанд. Эй Паёмбар, ба онҳо бигӯ: “**Аллоҳи Меҳрубоне, ки дигар мавҷудотро ба Ӯ шарик мегардонед, Парвардигори ман аст. Ғайр аз Ӯ дигар маъбуди барҳақ нест, дар ҳама кор ба Ӯ таваккул кардаам ва дар ибодат ва ҳоҷатҳоям танҳо ба сӯи Ӯ бармегардам**.”

(31) Ва агар аз сифатҳои китобҳои илоҳӣ чунин мебуд, ки ба сабаби он кӯҳҳо аз ҷои худ дур карда мешуданд ё замин шикоф шуда, аз он дарёҳо ва чашмаҳо равон мегашт ё он китоб ба мурдагон хонда шуда, зинда мегаштанд, яқинан ҳамин Қуръон мебуд. Зеро Қуръон далели бисёр равшан аст ва агар онҳо сидқан аз қалб парҳезкор мебуданд, ин Китоби таъсирбахш ҳатман дар онҳо асар мегузошт, вале онҳо ба ҷои пазируфтанаш онро инкор карданд. Балки ҳама корҳо, аз ҷумла фуруд овардани мӯъҷиза ва ғайра дар ихтиёри Аллоҳ (ч) аст. Оё мӯъминон намедонанд, ки агар Аллоҳ (ч) мехост, ҳатман тамоми мардумро бе фуруд овардани мӯъҷизаҳо ҳидоят мекард?! Аммо Ӯ инро нахостааст. Ва ҳамеша ба кофирон ба сабаби он чи аз куфр ва гуноҳон мекунанд, мусибати сахти кубанда мерасад ё он мусибат дар наздикии манзили онҳо фуруд меояд, то вақте ки ваъдаи Аллоҳ (ч) оиди вуқӯи азобашонояд. Ҳамоно чун замони ваъдаи Аллоҳ (ч) фаро бирасад, онро хилоф намекунад, балки амалӣ месозад.

(32) Ва ту нахустин паёмбаре нестӣ, ки қавмаш ӯро такзиб намуда, масхарааш кардаанд. Эй Паёмбар, умматҳои гузашта низ паёмбарони худро масхара карда, дурӯғгӯяшон донистаанд. Пас Ман ба кофирон мӯҳлат додам ва пиндоштанд, ки ҳалокашон намекунам, сипас онҳоро баъди додани мӯҳлат ба уқубатҳо гирифтор сохтам. Пас уқубати Ман дар ҳаққи онҳо чӣ гуна буд?! Бешубҳа, он уқубати бағоят сахт буд.

(33) Оё Он Зоте, ки нигоҳубини рӯзии тамоми мавҷудотро иҷро карда, амали касбкардаи ҳар касро назорат намуда, сипас ҳар бандаро бар асоси он ҷазо медиҳад, ба ибодат лоиқтар аст ё ин бутҳои сохтаи нолоиқи мушрикон?! Ва ба дурустӣ ки кофирон аз рӯи зулм ва дурӯғ ба Аллоҳ (ч) анбозҳо қарор додаанд. Эй Паёмбар, ба онҳо бигӯ: “**Агар дар даъвои хеш содиқед, пас ба мо шариконеро, ки бо Аллоҳ (ч) мепарастед, ном бибаред. Ё Аллоҳ (ч)-ро аз мавҷудияти анбозҳое дар замин хабар медиҳед, ки Ӯ онҳоро намедонад?! Балки шумо маъбудҳоятонро бо сухани беасос шарикони Аллоҳ (ч) медонед**” Балки Шайтон ба кофирон макрашонро зинат дод, пас ба Аллоҳ (ч) кофир шуданд ва онҳоро аз роҳи рост баргардонид. Ва Аллоҳ (ч) ҳар киро аз роҳи росташ баргардонад, пас ӯро ҳидоятгаре, ки раҳнамоиаш кунад, нест.

(34) Онҳоро дар дунё ба сабаби кушташавӣ ва асир афтодан, ки бо дасти мӯъминон дучораш мешаванд, азоб аст. Ва азоби охират, ки дар интизори онҳост, барояшон аз азоби дунё сахт ва сангинтар мебошад. Зеро азоби охират қатъношаванда аст. Ва онҳо нигаҳдорандае, ки рӯзи қиёмат аз азоби Аллоҳ (ч) ҳимояташон кунад, надоранд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ҳама китобҳои осмонӣ барои ҳидояти мардум омадаанд, аммо овардани мӯъҷиза дар дасти Аллоҳ (ч) аст, ҳар гоҳ ва ҳар тавр хоҳад, онро меорад;

2.Дилбардории Паёмбар (с) ва ба маълумоташон расонидан, ки василаҳои душмании мушрикони қавмашон ҳамон амалкарди душманони паёмбарони гузаштаст;

3.Шайтон дар гумроҳ сохтани баъзеи бандагон ба ҳадде мерасад, ки маъсият ва фасодкорӣ дар назарашон зебо менамояд.



35 Васфи ҷаннати ба бандагони парҳезкор ваъда додаи Аллоҳ (ч) он аст, ки аз зери қасрҳо ва дарахтонаш рӯдҳо ҷорӣ буда, меваҳояш ва сояаш абадии безавол аст. Ин фарҷоми касонест, ки бо иҷрои фармон ва дурӣ аз маъсият парҳез мекардаанд. Оқибати кофирон оташи дӯзах аст. Онҳо дар онҷо абадӣ мемонанд.
36 Ва эй Паёмбар, яҳудиҳо ва насрониҳоне, ки барояшон Тавроту Инҷил додаем, бо он чи ба ту нозил карда шудааст, хушҳол мешаванд, зеро он бо баъзе аз китобҳояшон мувофиқат мекунад. Ва аз тоифаҳои яҳуд ва насоро касонеанд, ки баъзе аз он чиро ба ту нозил шудааст, инкор мекунанд, зеро он ба хостаҳояшон мувофиқ нест ё ба таҳрифи китобашон айбдорашон месозад. Эй Паёмбар, ба онҳо бигӯ: "**Ҳамоно Аллоҳ (ч) маро фармудааст, ки танҳо Ӯро бипарастам ва касеро ба Ӯ шарик нагардонам. Мардумро танҳо ба сӯи ибодати Ӯ даъват мекунам ва бозгашти ман ягона ба сӯи Ӯст. Таврот ва Инҷил низ ҳамин гуфтаҳоро овардаанд.**"
37 Ва эй Паёмбар, чунончи Мо китобҳои гузаштаро бо забонҳои қавмашон фуруд овардем, ҳамчунин Қуръонро ба ту бо забони арабӣ ба сифати довар нозил кардаем. Ва эй Паёмбар, агар баъди он чи ба ту аз илми таълимдодаи Парвардигор омадааст, аз хостаҳои аҳли Китоб пайравӣ карда, аҳкоми хилофи хоҳиши онҳоро ҳазф намоӣ, пас ту аз азоби Аллоҳ (ч) ёвар ва нигаҳдорандае надорӣ, ки пуштибониат кунад.
38 Ва эй Паёмбар, ба дурустӣ ки Мо пеш аз ту аз байни инсонҳо паёмбарони зиёдеро фиристодаем. Бинобар ин, ту нахустин паёмбар нестӣ. Ва ба паёмбарони гузашта монанди дигар инсонҳо ҳамсарон ва фарзандонро додем. Онҳоро монанди фариштагон беҳамсару фарзанд нагардонидем. Ту низ аз зумраи паёмбарони аз навъи башар ҳастӣ, ки ҳамсар ва фарзанд доштанд. Пас барои чӣ мушрикон аз ин тааҷҷуб мекунанд?! Ва ҳеҷ паёмбареро дуруст нест, ки аз назди худ оят биёрад, магар он ки Аллоҳ (ч) онро рухсат диҳад. Ҳар кори ҳукмкардаи Аллоҳ (ч) мӯҳлати муайяни хешро дорад, ки аз он пешу ақиб намеравад.
39 Аллоҳ (ч) ҳар чиро аз некию бадӣ ё хушбахтию бадбахтӣ ва ғайра хоҳад, маҳв месозад ва ҳар чиро аз инҳо хоҳад, нигоҳ медорад ва Лавҳи Маҳфуз назди Ӯст. Лавҳи Маҳфуз манбаи тамоми корҳо аст. Ҳар чи маҳв ё ҳифз мешавад, бо қайдҳои Лавҳи Маҳфуз мутобиқ аст.
40 Ва эй Паёмбар, агар мо ба ту пеш аз маргат баъзеи азоберо, ки ба онҳо ваъда додаем, нишон диҳем, пас ин дар ихтиёри Мо аст ё агар туро пеш аз нишон додани он бимиронем, пас вазифаат танҳо он аст, ки таблиғи он чиро бароят дастур додаем, ба мардум бирасонӣ ва ҷазо додану ҳисоби онҳо бар ӯҳдаи ту нест. Ин кор дар ихтиёри Мо аст.
41 Оё ин кофирон намебинанд, ки Мо ба сарзамини куфр меоем ва онро бо нашри Ислом ва кишваркушоии мусалмонон аз атрофаш кам мегардонем?! Ва Аллоҳ (ч) ҳар гуна хоҳад, дар байни бандагонаш ҳукм мекунад ва касе нест, ки ҳукми Ӯро бекор кунад ё тағйир диҳад ва Ӯ Парвардигори Зудҳисоб буда, ҳамаи корҳои бандагонро аз аввал то охир дар як рӯз ҳисоб мекунад.
42 Ва ба дурустӣ ки умматҳои гузашта дар ҳаққи паёмбарони хеш дасисаи зиёд карданд ва ойини овардаи онҳоро дурӯғ донистанд. Пас он душманони паёмбарон бо он ҳама макру ҳилаи анҷомдодаашон чӣ кор карда тавонистанд?! Ҳеҷ кор! Зеро тадбири таъсиргузор тадбири Аллоҳ (ч) аст. Аллоҳ (ч) амали анҷомдодаи ҳар як касро медонад ва бандагонро бар асоси он ҷазо медиҳад. Ва кофирон хоҳанд донист, ки дар мавриди имон наовардан то чӣ андоза хатокор ва мӯъминон то чӣ андоза дурусткор будаанд. Мӯъминон соҳиби ҷаннат ва оқибати нек мегарданд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Оятҳои карима бо баёни баъзе сифатҳои ҷаннат аз ҷорӣ будани наҳрҳо ва ҳамешагии неъматҳояш бандагонро барои ба даст овардани он ҳавасманд мегардонад;

2.Баъди ҳосил гаштани дониш пайравӣ аз ҳавои нафс хатарнок буда, он аз сабабҳои гирифторӣ ба азоби илоҳӣ мебошад;

3/Паёмбарон низ инсон ва ҳамсару фарзанд доштанд. Паёмбар Муҳаммад (с) дар байни онҳо шахси навзуҳур нест, балки дар сифати паёмбарӣ ба фиристодагони пешин шабоҳат дорад.



43 Ва кофирон мегӯянд: “**Эй Муҳаммад, ту фиристодаи Аллоҳ (ҷ) нестӣ.**” Эй Фиристодаи Мо, ба онҳо бигӯ: “**Шаҳодати Аллоҳ (ҷ) байни мову шумо дар бораи паёмбариам ва низ гувоҳии шахси дар бораи китобҳои гузашта дорои илм, ки дар он тавсифи ман омадааст, бароям басанда аст. Агар Аллоҳ (ҷ) ба ростгӯй будани шахсе гувоҳӣ диҳад, дигар такзиби касе ба ӯ зарар намерасонад.**”

## СУРАИ “ИБРОҲИМ”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ЧОРДАҲУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
## ДОРОИ ПАНҶОВУ ДУ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Баёни вазифаи паёмбарон дар баробари рӯй тофтани қавмашон аз даъвати онҳо ва талоши зиёдашон барои берун овардани мардум аз торикиҳои ширку бехудоӣ ба сӯи рӯшноии тавҳид. Мақсади овардани рухдодҳои гузашта устуворсозии қалби Паёмбари Худо (с) ва таҳдиди золимон аст.

### Тафсир:

1 “**Алиф. Лом. Ро.**”[1] Эй Паёмбар, ин Қуръон Китобест, ки онро Мо бар ту фуруд овардем, то мардумро бо тавфиқи Парвардигорашон аз куфру ҷаҳолту гумроҳӣ ба сӯи илму имону ислом, ки роҳи дурусти Аллоҳи ҳамеша Ғолиби дар тамоми корҳояш Сутуда аст, берун намоӣ.

2 Аллоҳе, ки моликияти он чи дар осмонҳо ва он чи дар замин аст, танҳо аз Ӯст. Бинобар ин, ягона Ӯ арзандаи парастиш буда, набояд дигар махлуқот ба Ӯ шарик қарор дода шаванд. Ва ҳатман кофирон дучори азоби сахт мегарданд.

3 Кофирон ҳаёти дунё ва неъматҳои заволпазири онро бар ҳаёти охират ва неъматҳои абадии он тарҷеҳ медиҳанд ва мардумро аз ҷодаи Аллоҳ (ҷ) бармегардонанд ва барои роҳи Аллоҳ (ҷ) аз ҳақиқат ва ростӣ каҷиро меҷӯянд, то касе дар ин роҳ наравад. Ин ҷамоаи бо сифатҳои мазкур тавсифшуда дар гумроҳии аз ҳақ ва ростӣ дур қарор доранд.

4 Ва яқинан Мо ҳар паёмбареро бо забони қавмаш фиристодем, то барояшон ваҳйро баён созад ва онро фаҳманд. Мо ҳеҷ паёмбареро барои он нафиристодаем, ки мардумро дар имон овардан ба Аллоҳ (ҷ) маҷбур созад. Пас Аллоҳ (ҷ) ҳар киро хоҳад, бо адлаш гумроҳ месозад ва ба ҳар ки хоҳад, бо фазлаш тавфиқи ҳидоят ба сӯи ҳақро медиҳад. Ва Ӯ Аллоҳи Ғолибест, ки ҳеҷ кас Ӯро мағлуб гардонида наметавонад, дар офариниш ва тадбири кори Хеш бағоят Ҳаким аст.

5 Ва бешак, Мо Мӯсоро бо мӯъҷизаҳои Худ, ки бар ростқавлӣ ва нубувваташ далолат мекард, фиристодем ва фармудем, ки қавмашро аз куфру нодонӣ ба сӯи имону дониш берун кунад ва инчунин рӯзҳои гузаштаи Аллоҳ (ҷ)-ро, ки дар он бар онҳо неъмат дода буд, ба ёдашон биёрад. Ҳамоно дар зикри он рӯзҳо барои бандагони дар ибодат бисёр собир ва дар неъмат бисёр шукргузор оиди исботи ягонагиву қудрати илоҳӣ ва инъомаш бар мӯъминон далолатҳои ошкор аст.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Мақсад аз фуруд овардани Қуръон бо берун кардани мардум аз торикиҳои ботил ба сӯи рӯшноии имон ҳидояти онҳост;

2.Фиристодани паёмбарон бо забони ҳар як қавм сурат гирифтааст. Чунки таъсиргузории он дар фаҳми сухани Фиристодагони Худо бештар буда, боиси пазируфтан ва пайравӣ мегардад;

3.Вазифаи Фиристодагон раҳнамоии мардум барои берун шудан аз торикиҳо ба сӯи рӯшноӣ аст.

1. Дар оғози сураи Бақара сухан оиди тафсири оятҳои шабеҳи ин ҳуруф гузашта аст. (**Аз муаллифон**)


الجزء الثالث عشر — سورة إبراهيم

وإذ قال موسى لقومه اذكروا نعمة الله عليكم
إذ أنجاكم من آل فرعون يسومونكم سوء العذاب
ويذبحون أبناءكم ويستحيون نساءكم وفي
ذلكم بلاء من ربكم عظيم ﴿٦﴾ وإذ تأذن ربكم
لئن شكرتم لأزيدنكم ولئن كفرتم إن عذابي
لشديد ﴿٧﴾ وقال موسى إن تكفروا أنتم ومن في
الأرض جميعا فإن الله لغني حميد ﴿٨﴾ ألم يأتكم نبؤا
الذين من قبلكم قوم نوح وعاد وثمود والذين
من بعدهم لا يعلمهم إلا الله جاءتهم رسلهم
بالبينات فردوا أيديهم في أفواههم وقالوا إنا كفرنا
بما أرسلتم به وإنا لفي شك مما تدعوننا إليه مريب ﴿٩﴾
۞ قالت رسلهم أفي الله شك فاطر السماوات والأرض
يدعوكم ليغفر لكم من ذنوبكم ويؤخركم إلى أجل
مسمى قالوا إن أنتم إلا بشر مثلنا تريدون أن تصدونا
عما كان يعبد آباؤنا فأتونا بسلطان مبين ﴿١٠﴾

٢٥٦

(6) Ва эй Паёмбар, замонеро ёд кун, ки Мӯсо амри Парвардигори худро иҷро карда, неъматҳои Аллоҳ (ҷ)-ро ба ёди Бани Исроили қавми хеш оварда гуфт: “**Эй мардум, неъмати бароятон додаи Аллоҳ (ҷ)-ро ба ёд оред, он замоне, ки шуморо аз дасти атрофиён ва хосони Фиръавн раҳо намуда, аз азобашон ба саломат берун овард. Онҳо ба шумо бадтарин азобро мечашониданд ва писаронатонро ба қатл мерасониданд, то дар байни шумо шахсе ба дунё наояд, ки мамлакати Фиръавнро аз худ кунад ва занонатонро бо мақсади таҳқирашон зинда нигоҳ медоштанд. Ва дар ин корҳояшон барои сабри шумо озмоиши бузург буд. Пас Аллоҳ (ҷ) ба хотири дар ин санҷиш сабр карданатон бо раҳониданатон аз уқубату шиканҷаи атрофиёни Фиръавн ба шумо мукофот дод.**”

(7) Ва Мӯсо ба онҳо гуфт: “**Он замонеро ба хотир биёред, ки Парвардигоратон ба сурати бисёр шево ба шумо эълон намуд: “Агар аз неъматҳои зикршуда, ки онро ба шумо Ман бахшидаам, шукргузорӣ кунед, ҳатман аз фазли Худ бар он меафзоям ва агар аз неъматҳо носипосӣ карда, шукргузорӣ накунед, пас бидонед, ки яқинан азоби Ман барои мардуми носипос бағоят сахт аст.**”

(8) Ва Мӯсо ба қавмаш гуфт: “**Эй мардум, агар шумо ва тамоми мардуми замин кофир шавед, пас зиёнаш ба шумо бармегардад. Зеро ҳамоно Аллоҳ (ҷ) Бениёзи Сутуда аст. Аз имони касе фоида ва аз куфри касе зарар намебинад.**”

(9) Эй кофирон, оё бароятон хабари ҳалок гардонидани умматҳои такзибкунандаи пеш аз шумо гузаштаи қавми Нӯҳ ва Оди қавми Ҳуд ва Самуди қавми Солеҳ ва умматҳои баъди инҳо омада, ки ададашон зиёд буда, шумораи дақиқи онро танҳо Аллоҳ (ҷ) медонанд, наомадааст?! Паёмбарон сӯяшон бо далелҳои равшан омаданд ва онҳо аз рӯи ғазаби сахт дастонашонро дар даҳонашон гузошта, ангуштонашонро газиданд ва ба паёмбарон гуфтанд: “**Ба дурустӣ ки мо ба он чи шумо барои расониданаш равон шудаед, кофирем ва аз он чи моро ба сӯяш мехонед, дар шубҳаи ниҳоят сахт қарор дорем.**”

(10) Паёмбаронашон дар посух гуфтанд: “**Оё дар ягонагии Аллоҳ (ҷ) ва танҳо Ӯро парастидан шубҳа вуҷуд дорад, дар ҳоле ки Ӯ бе намунаи собиқ Офаридгори осмонҳо ва замин аст?! Аллоҳ (ҷ) шуморо ба сӯи имон овардан фаро мехонад, то ин ки баъзеи гуноҳони пешинаатонро мағфират кунад ва шуморо дар дунё то мӯҳлати бароятон муқарраршуда ба таъхир гузорад.**” Қавмашон ба онҳо гуфтанд: “**Бегуфтугӯ, шумо низ монанди мо инсонед. Аз мо бартарӣ надоред. Мехоҳед моро аз ибодати он чи падаронамон мепарастиданд, баргардонед. Пас ба мо ҳуҷҷати равшан биёред, то ростқавлии шуморо дар даъвои паёмбариатон собит намоёд.**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Неъматҳои Худоро ба ёди шахсони даъватшаванда овардан аз ҷумлаи василаҳои даъват ба шумор меравад, махсусан агар он ба неъмати бузург, монанди пирӯзӣ алайҳи душман ва ё наҷот ёфтан аз зулми вай марбут бошад;

2.Аз нишонаҳои эҳсони Парвардигор он аст, ки барои бандагон дар ивази шукри неъмат афзоиш ёфтани онро ваъда додааст. Аммо ҳар кас аз неъматҳои илоҳӣ носипосӣ кунад, гирифтори азоби сахт мегардад;

3.Куфри касе ба Аллоҳ (ҷ) зиён намерасонад, он гуна ки имони касе ба Ӯ фоида намеорад. Ӯ Зоти Бениёзи Сутуда аст.

قَالَتْ لَهُمْ رُسُلُهُمْ إِن نَّحْنُ إِلَّا بَشَرٌ مِّثْلُكُمْ وَلَٰكِنَّ ٱللَّهَ
يَمُنُّ عَلَىٰ مَن يَشَآءُ مِنْ عِبَادِهِۦ ۖ وَمَا كَانَ لَنَآ أَن نَّأْتِيَكُم
بِسُلْطَٰنٍ إِلَّا بِإِذْنِ ٱللَّهِ ۚ وَعَلَى ٱللَّهِ فَلْيَتَوَكَّلِ ٱلْمُؤْمِنُونَ ١١
وَمَا لَنَآ أَلَّا نَتَوَكَّلَ عَلَى ٱللَّهِ وَقَدْ هَدَىٰنَا سُبُلَنَا ۚ وَلَنَصْبِرَنَّ
عَلَىٰ مَآ ءَاذَيْتُمُونَا ۚ وَعَلَى ٱللَّهِ فَلْيَتَوَكَّلِ ٱلْمُتَوَكِّلُونَ ١٢
وَقَالَ ٱلَّذِينَ كَفَرُوا۟ لِرُسُلِهِمْ لَنُخْرِجَنَّكُم مِّنْ أَرْضِنَآ
أَوْ لَتَعُودُنَّ فِى مِلَّتِنَا ۖ فَأَوْحَىٰٓ إِلَيْهِمْ رَبُّهُمْ لَنُهْلِكَنَّ
ٱلظَّٰلِمِينَ ١٣ وَلَنُسْكِنَنَّكُمُ ٱلْأَرْضَ مِنۢ بَعْدِهِمْ ۚ
ذَٰلِكَ لِمَنْ خَافَ مَقَامِى وَخَافَ وَعِيدِ ١٤ وَٱسْتَفْتَحُوا۟
وَخَابَ كُلُّ جَبَّارٍ عَنِيدٍ ١٥ مِّن وَرَآئِهِۦ جَهَنَّمُ وَيُسْقَىٰ
مِن مَّآءٍ صَدِيدٍ ١٦ يَتَجَرَّعُهُۥ وَلَا يَكَادُ يُسِيغُهُۥ وَيَأْتِيهِ
ٱلْمَوْتُ مِن كُلِّ مَكَانٍ وَمَا هُوَ بِمَيِّتٍ ۖ وَمِن وَرَآئِهِۦ
عَذَابٌ غَلِيظٌ ١٧ مَّثَلُ ٱلَّذِينَ كَفَرُوا۟ بِرَبِّهِمْ ۖ أَعْمَٰلُهُمْ
كَرَمَادٍ ٱشْتَدَّتْ بِهِ ٱلرِّيحُ فِى يَوْمٍ عَاصِفٍ ۖ لَّا يَقْدِرُونَ
مِمَّا كَسَبُوا۟ عَلَىٰ شَىْءٍ ۚ ذَٰلِكَ هُوَ ٱلضَّلَٰلُ ٱلْبَعِيدُ ١٨



(11) Паёмбаронашон дар посухашон гуфтанд: “**Мо ҷуз инсонҳое ба монанди шумо беш нестем. Ба шумо шабоҳат доштанамонро инкор намекунем. Аммо ин маънои онро надорад, ки мову шумо дар ҳама чиз ба ҳам монандем. Балки Аллоҳ (ч) бо инъоми хосаш ба ҳар ки аз бандагонаш хоҳад, лутфу эҳсон мекунад, бандагони хостаашро барои паёмбарии мардум бармегузинад. Ва барои мо дуруст нест, ки ҷуз бо хости Аллоҳ (ч) ҳар далели хостаи шуморо бароятон биёрем. Бинобар ин, овардани он дар тавони мо нест, балки танҳо Аллоҳ (ч) ин тавонро дорад. Ва мӯъминон дар ҳамаи корҳояшон бояд танҳо ба Аллоҳ (ч) таваккул кунанд.**

(12) **Ва чаро мо ба Аллоҳ (ч) таваккул накунем, дар ҳоле ки Ӯ моро ба роҳҳои росту равшанамон ҳидоят кардааст?! Ва бегумон мо дар баробари он ки бо такзиб ва тамасхур озорамон медиҳед, сабр мекунем ва бояд таваккулкунандагон дар ҳамаи корҳои хеш танҳо ба Аллоҳ (ч) таваккул кунанд.**”

(13) Ва кофирон вақте аз баҳс бо паёмбарон оҷиз монданд, ба онҳо гуфтанд: “**Савганд мехӯрем, ки шуморо аз деҳаи худ меронем ё ин ки ҳатман аз динатон ба ойини мо бармегардед.**” Пас Аллоҳ (ч) барои устуворсозии қалби паёмбарон ба онҳо пайғом фиристода гуфт: “**Ба дурустӣ ки Мо золимонеро, ки ба Аллоҳ (ч) ва паёмбаронаш кофир шудаанд, ҳалок мегардонем.**

(14) **Ва шумо паёмбарон ва пайравонатонро баъди ҳалоксозии онҳо сокини замин месозем. Ин ваъдаи ҳалок сохтани кофирони такзибгар ва баъди онҳо сокини замин гардонидани паёмбарону мӯъминон барои касест, ки азамат ва назорати доимии Маро дар пеши назараш ҳозир месозад ва аз он ки аз азоб Ӯро бим медиҳам, метарсад.**”

(15) Ва паёмбарон аз Парвардигорашон дархост карданд, то онҳоро бар зидди душман пирӯз гардонад ва ҳар шахси мутакаббири якраве, ки бо вуҷуди равшан будани ҳақ, аз он сарпечӣ мекунад, зиён дидааст.

(16) Рӯзи қиёмат аз пеши рӯи ин мутакаббир дӯзах аст. Дӯзах дар камини вай истодааст. Ва дар онҷо аз зардоби бошандагони дӯзах, ки аз бадани онҳо ҷорӣ мегардад, барояш нӯшонида мешавад. Он зардоб ташнагии Ӯро бартараф намекунад. Пас ҳамвора бо ташнагиву дигар навъҳои азоб уқубат карда мешавад.

(17) Аз бор-бор нӯшидани зардоб ба сабаби талхӣ, ҳарорат ва бадбӯй буданаш ранҷ мебарад ва онро фурӯ бурда наметавонад ва аз сахтии азоб марг аз ҳар тараф ба сӯяш меояд ва намемирад, то роҳат шавад, балки пайваста азоб мекашад. Ва аз пеши рӯи вай азоби сахти дигаре дар интизори Ӯст.

(18) Васфи корҳои нек ба монанди садақа, эҳсон, меҳрубонӣ нисбат ба бечора ва ғайраи кофирон ба васфи хокистаре шабоҳат дорад, ки бодҳо дар рӯзи тундбод бар он сахт вазида, онро ба шиддат бардошта, дар ҳар ҷо пароканда месозанд, ки ҳатто аз он асаре боқӣ намемонад. Амалҳои кофирон низ ҳамин гуна аст. Тундбоди бехудой сахт вазида корҳояшонро беному нишон месозад. Ба ҳамин сабаб, кирдори неки онҳо рӯзи қиёмат ба соҳибаш фоида намеорад. Ин амале, ки бар пояи имон асос наёфтааст, ҳамон гумроҳии аз роҳи ҳақ дур аст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Паёмбарон ба монанди дигар инсонҳо ҳастанд, ҷуз ин ки Аллоҳ (ч) онҳоро бо рисолат бартарӣ дода ва баргузида аст;

2.Барои даъватгари ислоҳталаб лозим ва зарур аст, ки дар ин роҳ мунтазири сахтӣ ва душвориҳои зиёд бошад. Аз он душвориҳо ронда ва бадарға шудан аз ватан, мавриди озору азияти лафзӣ ва амалӣ қарор гирифтан ва ғайри он аст;

3.Худо ба даъватгарон ва солеҳон ваъдаи пирӯзӣ ва ҷонишинӣ дар заминро додааст;

4.Оятҳои карима ифодагари онанд, ки амалҳои неки кофирон ба сабаби куфр варзидан ботил буда, эътибор надорад.




أَلَمْ تَرَ أَنَّ اللَّهَ خَلَقَ السَّمَاوَاتِ وَالْأَرْضَ بِالْحَقِّ إِن يَشَأْ
يُذْهِبْكُمْ وَيَأْتِ بِخَلْقٍ جَدِيدٍ ١٩ وَمَا ذَٰلِكَ عَلَى اللَّهِ بِعَزِيزٍ
٢٠ وَبَرَزُوا لِلَّهِ جَمِيعًا فَقَالَ الضُّعَفَاءُ لِلَّذِينَ اسْتَكْبَرُوا
إِنَّا كُنَّا لَكُمْ تَبَعًا فَهَلْ أَنتُم مُّغْنُونَ عَنَّا مِنْ عَذَابِ اللَّهِ
مِن شَيْءٍ قَالُوا لَوْ هَدَانَا اللَّهُ لَهَدَيْنَاكُمْ سَوَاءٌ عَلَيْنَا
أَجَزِعْنَا أَمْ صَبَرْنَا مَا لَنَا مِن مَّحِيصٍ ٢١ وَقَالَ الشَّيْطَانُ لَمَّا
قُضِيَ الْأَمْرُ إِنَّ اللَّهَ وَعَدَكُمْ وَعْدَ الْحَقِّ وَوَعَدتُّكُمْ
فَأَخْلَفْتُكُمْ وَمَا كَانَ لِيَ عَلَيْكُم مِّن سُلْطَانٍ إِلَّا
أَن دَعَوْتُكُمْ فَاسْتَجَبْتُمْ لِي فَلَا تَلُومُونِي وَلُومُوا أَنفُسَكُم
مَّا أَنَا بِمُصْرِخِكُمْ وَمَا أَنتُم بِمُصْرِخِيَّ إِنِّي كَفَرْتُ
بِمَا أَشْرَكْتُمُونِ مِن قَبْلُ إِنَّ الظَّالِمِينَ لَهُمْ عَذَابٌ
أَلِيمٌ ٢٢ وَأُدْخِلَ الَّذِينَ آمَنُوا وَعَمِلُوا الصَّالِحَاتِ جَنَّاتٍ
تَجْرِي مِن تَحْتِهَا الْأَنْهَارُ خَالِدِينَ فِيهَا بِإِذْنِ رَبِّهِمْ تَحِيَّتُهُمْ
فِيهَا سَلَامٌ ٢٣ أَلَمْ تَرَ كَيْفَ ضَرَبَ اللَّهُ مَثَلًا كَلِمَةً طَيِّبَةً
كَشَجَرَةٍ طَيِّبَةٍ أَصْلُهَا ثَابِتٌ وَفَرْعُهَا فِي السَّمَاءِ ٢٤

٢٥٨

(19) Эй инсон, оё намедонӣ, ки Аллоҳ (ҷ) осмонҳо ва заминро бо ҳикмати азим офаридааст?! Парвардигор он дуро беҳуда халқ накардааст. Эй мардум, агар Аллоҳ (ҷ) хоҳад, шуморо ҳалок мегардонад ва махлуқи наверо, ки Ӯро ибодат ва итоат кунад, меорад.

(20) Ва ҳалок кардани шумову дар иваз овардани дигар махлуқ Ӯро оҷиз намегардонад. Зеро Аллоҳ (ҷ) ба ҳама кор Қодир аст. Ҳеҷ чиз Ӯро нотавон намесозад.

(21) Ва рӯзи ваъдашуда ҳамаи халоиқ аз қабрҳо ба сӯи Аллоҳ (ҷ) мебароянд, пас пайравони нотавон ба пешвоёнашон, ки гумроҳашон кардаанд, мегӯянд: "**Ҳамоно мо пайравони шумо будем. Дастури шуморо иҷро карда, ба муҷарради моро аз коре манъ намудан, аз он боз меистодем. Пас оё шумо аз уқубати Аллоҳ (ҷ) чизеро аз мо дур мекунед?!**" Пешвоёни роҳи залолат дар посух мегӯянд: "**Агар Аллоҳ (ҷ) ба мо тавфиқи ҳидоят ба роҳи дурустро медод, бегумон шуморо ба сӯи он раҳнамоӣ мекардем ва ҳамагӣ аз азоби Ӯ наҷот меёфтем. Вале мо гумроҳ шудем ва шуморо низ гумроҳ сохтем. Дар азоби илоҳӣ чӣ бетобӣ мекунем ё чӣ сабр мекунем, бар мо ва шумо баробар аст. Ба ҳар сурат аз уқубат ҷои гурез надорем.**"

(22) Ва вақте аҳли ҷаннат дохили ҷаннат ва аҳли дӯзах дохили дӯзах шаванд, Иблис мегӯяд: "**Ҳамоно Аллоҳ (ҷ) ба шумо ваъдаи дуруст дода, онро иҷро кард ва ман ба шумо ваъдаи ботил дода, ба он вафо накардам ва ман дар дунё нерӯе надоштам, ки бо истифода аз он шуморо ба кофир ва гумроҳ шудан маҷбур кунонам, лекин шуморо ба сӯи куфр даъват кардам ва гуноҳро бароятон ороиш додам ва ба анҷомаш шитофтед. Пас дар мавриди гумроҳии хеш маро маломат накунед ва худро маломат кунед. Худи шумо лоиқи маломат ҳастед. Имрӯз ман бо дур кардани азоб ба фарёди шумо намерасам ва шумо низ бо дур сохтани он фарёдраси ман нестед. Ҳамоно ман ба он ки дар ибодати Аллоҳ (ҷ) дар дунё маро шарик сохтаед, безорам. Яқинан дар рӯзи қиёмат шахсони дар дунё бо ширку куфр бар ҷони худ зулмкардаро азоби дардовар аст.**"

Вақте Аллоҳ (ҷ) дар оятҳои мазкур бо қасди бим додани бандагон оқибати кофиронро дар рӯзи охират зикр кард, дар оятҳои зерин бо қасди тарғиб фарҷоми мӯъминонро баён карда гуфт:

(23) Ва бар хилофи фарҷоми золимон, касоне, ки имон меоранд ва корҳои шоиста мекунанд, ба боғҳое даровconfigurations мешаванд, ки аз зери қасрҳо ва дарахтони он рӯдҳо ҷорӣ мебошад, онҳо дар онҷо бо рухсат ва қудрати Парвардигорашон абадӣ мемонанд. Баъзе ба баъзеи дигар салом мефиристанд. Инчунин Аллоҳ (ҷ) ва фариштагон ба онҳо салом медиҳанд.

(24) Эй Паёмбар, магар намедонӣ, ки Аллоҳ (ҷ) дар бораи калимаи поки "**Ло илоҳа иллаллоҳ**" чӣ гуна масал задааст?! Онро ба дарахти поки хурмо монанд гардонидааст. Танааш дар замин фурӯ рафта, бо решаҳои покаш об менӯшад ва шохааш ба тарафи осмон баланд буда, аз борон сероб мегардад ва аз боду ҳавои тоза нафас мекашад.

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Агар пайраву пешво дар роҳи ботил ҷамъ шаванд, оқибаташон бисёр бад аст;

2.Шайтон бузургтарин душмани инсонҳо буда, дурӯғгӯи нотавон аст. Вай рӯзи қиёмат на ба худ ва на ба пайравонаш суд оварда наметавонад;

3.Иблис дар рӯзи қиёмат эътироф мекунад, ки ваъдаи илоҳӣ ҳақ ва ваъдаи вай дурӯғи маҳз будааст;

4.Калимаи тавҳид ба дарахте монанд аст, ки дорои меваҳои пок, шохаҳои баланд ва решаҳои устувор мебошад.

تُؤْتِيٓ أُكُلَهَا كُلَّ حِينِۭ بِإِذْنِ رَبِّهَاۗ وَيَضْرِبُ ٱللَّهُ ٱلْأَمْثَالَ
لِلنَّاسِ لَعَلَّهُمْ يَتَذَكَّرُونَ ٢٥ وَمَثَلُ كَلِمَةٍ خَبِيثَةٍ
كَشَجَرَةٍ خَبِيثَةٍ ٱجْتُثَّتْ مِن فَوْقِ ٱلْأَرْضِ مَا لَهَا مِن
قَرَارٍ ٢٦ يُثَبِّتُ ٱللَّهُ ٱلَّذِينَ ءَامَنُوا۟ بِٱلْقَوْلِ ٱلثَّابِتِ فِى ٱلْحَيَوٰةِ
ٱلدُّنْيَا وَفِى ٱلْءَاخِرَةِۖ وَيُضِلُّ ٱللَّهُ ٱلظَّـٰلِمِينَۚ وَيَفْعَلُ ٱللَّهُ
مَا يَشَآءُ ٢٧ ۞ أَلَمْ تَرَ إِلَى ٱلَّذِينَ بَدَّلُوا۟ نِعْمَتَ ٱللَّهِ كُفْرًا
وَأَحَلُّوا۟ قَوْمَهُمْ دَارَ ٱلْبَوَارِ ٢٨ جَهَنَّمَ يَصْلَوْنَهَاۖ وَبِئْسَ
ٱلْقَرَارُ ٢٩ وَجَعَلُوا۟ لِلَّهِ أَندَادًا لِّيُضِلُّوا۟ عَن سَبِيلِهِۦۗ قُلْ
تَمَتَّعُوا۟ فَإِنَّ مَصِيرَكُمْ إِلَى ٱلنَّارِ ٣٠ قُل لِّعِبَادِىَ ٱلَّذِينَ
ءَامَنُوا۟ يُقِيمُوا۟ ٱلصَّلَوٰةَ وَيُنفِقُوا۟ مِمَّا رَزَقْنَـٰهُمْ سِرًّا وَعَلَانِيَةً
مِّن قَبْلِ أَن يَأْتِىَ يَوْمٌ لَّا بَيْعٌ فِيهِ وَلَا خِلَـٰلٌ ٣١ ٱللَّهُ ٱلَّذِى
خَلَقَ ٱلسَّمَـٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضَ وَأَنزَلَ مِنَ ٱلسَّمَآءِ مَآءً فَأَخْرَجَ
بِهِۦ مِنَ ٱلثَّمَرَٰتِ رِزْقًا لَّكُمْۖ وَسَخَّرَ لَكُمُ ٱلْفُلْكَ لِتَجْرِىَ
فِى ٱلْبَحْرِ بِأَمْرِهِۦۖ وَسَخَّرَ لَكُمُ ٱلْأَنْهَـٰرَ ٣٢ وَسَخَّرَ لَكُمُ
ٱلشَّمْسَ وَٱلْقَمَرَ دَآئِبَيْنِۖ وَسَخَّرَ لَكُمُ ٱلَّيْلَ وَٱلنَّهَارَ ٣٣

ربع الحزب



25 Ин дарахт ҳар вақт бо амри Парвардигораш самараи покашро медиҳад ва Аллоҳ (ч) масалҳоро ба мардум баён месозад, то онҳо аз он панд гиранд ва имон оранд.
26 Ва сифати калимаи нопоки ширк ба монанди сифати дарахти нопоки ҳанзал аст, ки аз решааш канда шуда, дар замин собит нест ва ба сӯи осмон намебарояд. Нобуд мегардад ва бодҳо онро пароканда месозанд. Фарҷоми сухани куфр фано буда, аз соҳибаш ба сӯи Аллоҳ (ч) амали нек намебарояд.
27 Аллоҳ (ч) мӯъминони воқеиро дар зиндагонии дунё ба сабаби калимаи тавҳид устувор мегардонад, то боимон бимиранд ва дар қабр ва рӯзи қиёмат низ онҳоро устувор мегардонад. Ва Аллоҳ (ч) шахсони бо ширк ва куфр аз роҳи рост баргаштаи золимро гумроҳ месозад ва Аллоҳ (ч) ҳар чи хоҳад, анҷом медиҳад. Баъзеро аз рӯи адлаш гумроҳ ва баъзеро аз рӯи фазлаш ҳидоят мекунад. Ҳеҷ касе Ӯро маҷбур сохта наметавонад.
28 Бешак, ту қурайшро дидӣ, неъмати осоиштагӣ дар сарзамини Ҳарам ва биъсати туро, ки Аллоҳ (ч)-ро аз барои онҳо инъом намуд, ба носипосӣ табдил дода, ойини аз назди Аллоҳ (ч) овардаи туро такзиб карданд ва қавми ба онҳо дар куфр пайравро дар сарои ҳалокат фуруд оварданд.
29 Сарои ҳалокат оташи дӯзах аст, ки ба он дохил мешаванд ва аз ҳарораташ ранҷ мебаранд ва дӯзах қароргоҳи ниҳоят бад аст.
30 Ва мушрикон ба Аллоҳ (ч) шарик қарор додаанд, то дигаронро ба мисли худ аз роҳи дуруст гумроҳ созанд. Эй Паёмбар, ба онҳо бигӯ: “**Дар ин дунё бо шаҳватҳо ва паҳн кардани шубҳаҳои хеш ҳаловат баред. Ба дурустӣ ки ҷои бозгашти шумо ба сӯи оташи дӯзах аст. Ғайри он ҳеҷ ҷои бозгашт надоред.**”
31 Эй Паёмбар, ба мӯъминон бигӯ: “**Намозро дар беҳтарин сурати он барпо доред ва қабл аз омадани рӯзе, ки дар он барои раҳоӣ аз азоби Аллоҳ (ч) хариду фурӯш, супоридани баҳои озодӣ ва дӯстӣ барои шафоати дӯст вуҷуд надорад, аз он чи Аллоҳ (ч) ба шумо рӯзӣ намудааст, махфӣ ё ошкор садақаҳои фарзӣ ва нафлӣ кунед.**” Ҳадафи садақаи пинҳонӣ дурӣ аз худнамоӣ ва ҳадафи садақаи ошкор ҷалби дигарон ба ин амали хайр аст.
32 Аллоҳ (ч) Он Зотест, ки осмонҳо ва заминро бе намунаи собиқ ҳаст намуд ва аз осмон оби боронро фуруд овард, пас ба сабаби ин об ба хотири рӯзии шумо мардум навъҳои гуногуни меваҳоро берун сохт ва барои шумо киштиҳоро мусаххар сохт, ки бо иродаи Ӯ бар рӯи об меравад ва барои шумо ҷӯйҳоро мусаххар сохт, то аз он худ бинӯшед ва чорпоёну зироататонро низ об диҳед.
33 Ва барои шумо офтобу моҳтобро мусаххар сохт, ки доимо дар ҳоли ҳаракатанд ва барои шумо шабро бо мақсади хобу роҳат ва рӯзро бо мақсади кору касби рӯзӣ мусаххар сохт.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Дар оятҳо ширк ба дарахти дар замин паҳншавандаи “**Ҳанзал**” монанд шудааст, ки қоматаш баланд намешавад, самараи пок намедиҳад ва идома намеёбад;

2.Дастур ба намозу закот якҷо бо зикри охират ишора ба он аст, ки намозу закот дар охират василаи наҷот аз азоб мебошанд;

3.Оятҳои муборака бо ҳисоб кардани баъзе аз неъматҳои бузурги илоҳӣ бузургии носипосии баъзе инсонҳоро нишон медиҳад.

1. Як навъ кадуи ёбой, кадуи талх. (**Мутарҷим**)




34 Ва ба шумо ҳар он чи аз Ӯ пурсидаед ва ҳар он чи напурсидаед, додааст ва агар неъматҳои Аллоҳ (ч)-ро бишуморед, ба сабаби бисёрӣ аз ӯҳдаи шумориданаш намебароед. Он чи зикр кард, чанд намунае аз неъматҳо буд. Ҳамоно инсон нисбат ба хештан бисёр золим, нисбат ба неъматҳои илоҳӣ бисёр носипос аст.

35 Эй Паёмбар, ёд кун вақтеро, ки Иброҳим баъди он ки писараш Исмоилро бо ҳамсараш Ҳоҷар дар сарзамини Макка муқим гардонид, гуфт: “**Эй Парвардигоро, ин сарзаминеро, ки дар он хонадонамро муқим сохтам, сарзамини дорои амн бигардон, дар он хунрезӣ ва зулм сурат нагирад ва маро бо фарзандонам аз ибодати бутҳо дур бидор.**

36 **Эй Парвардигоро, ба дурустӣ ки бутҳо бештари мардумро гумроҳ карданд, зеро мардум гумон доранд, ки бутҳо назди Аллоҳ (ч) онҳоро шафоат мекунанд ва барои ҳамин шефтаашон шуда, онҳоро парастиданд. Пас ҳар ки байни мардум дар яктопарастӣ ва ибодати Аллоҳ (ч) аз ман итоат кунад, пас ба дурустӣ ки вай аз пайравони ман аст ва ҳар ки маро нофармонӣ намуда, дар тавҳид ва ибодат аз пайравиам накунад, пас бегумон Ту Парвардигорам нисбат ба ҳар ки хоҳӣ, Бахшандаву Меҳрубонӣ.**

37 **Эй Парвардигори мо, ҳамоно ман баъзеи фарзандонам-Исмоилу фарзандонашро дар водии Макка, ки дар он зироату об нест, дар ҷивори Хонаи дорои эҳтирому ҳайбатат сокин сохтам. Парвардигоро, барои он хонадонамро дар ҷивори Хонаат сокин сохтам, ки дар он намоз барпо доранд. Пас Парвардигоро, қалби мардумро тавре бигардон, ки ба сӯи онҳо ва ин сарзамин моил шавад ва барои онҳо аз меваҳои рангоранг рӯзӣ бидеҳ, то аз Ту барои инъоми кардаат сипосгузорӣ кунанд.**

38 **Эй Парвардигори мо, ба дурустӣ ки ҳар чиро мо пинҳон ва ҳар чиро ошкор мекунем, Ту медонӣ. Ва дар осмон ва замин аз Аллоҳ (ч) ҳеҷ чизе пинҳон намебошад, балки ҳамаро медонад. Ниёзмандиамон ба Аллоҳ (ч) аз Ӯ пӯшида нест.**

39 **Сипос Худоеро, ки дуои бароям додани фарзанди солеҳро пазируфта, ба ман бо вуҷуди пиронсолӣ аз домани Ҳоҷар Исмоил ва аз домани Сора Исҳоқро бахшид. Ҳамоно Парвардигори Поки ман дуои шахси дуокунандаро мепазирад.**

40 **Эй Парвардигорам, маро ва насламро барподорандагони намоз бигардон. Эй Парвардигорам, ва дуои маро бипазир.**

41 **Эй Парвардигори мо, дар рӯзе, ки мардум назди Ту барои ҳисобу китоб бармехезанд, гуноҳони ман ва падару модарам[1] ва гуноҳони мӯъминонро биомурз.**

42 Ва эй Паёмбар, чунин гумон мабар, ки вақте Аллоҳ (ч) уқубати золимонро ба таъхир мегузорад, аз амалҳои бади онҳо ба мисли дурӯғ шумуридани ойини овардаи паёмбарон, манъи мардум аз роҳи ҳақ ва ғайри он дар ғафлат аст, балки Ӯ ҳамаи инҳоро медонад ва ҳеҷ чиз аз Ӯ пӯшида нест. Ба дурустӣ ки азоби онҳоро то рӯзи охират, ки дидаҳо аз даҳшати он чи мебинанд, кушодаи беҳаракат мегарданд, ба таъхир мегузорад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Оятҳои карима фазилати сарзамини Маккаро баён мекунад, ки Иброҳим (а) дар ҳаққи он дуои нек кардааст;

2.Инсон мақомаш дар ибодату бандагӣ чӣ қадар боло ҳам равад, бояд барои худ ва насли минбаъдааш аз воқеъ шудан ба ширки пӯшидаву ошкор битарсад;

3.Дуову ниёиши Иброҳим (а) далолат мекунад, ки банда, сарфи назар аз ҷойгоҳаш доим ба Парвардигор ниёзманд мебошад;

4.Дар ҳаққи фарзандон дуо кардан, ки аҳли салоҳ бошанд, дорои эътиқоди нек шаванд ва тавфиқи адои фаризаҳои динӣ ёрашон гардад, аз ҷумлаи равишҳои тарбиявӣ аст.

1. Иброҳим (а) инро вақте гуфт, ки душмани Худо будани падараш барояш маълум набуд. Чун душмани Худо буданаш ошкор шуд, аз вай изҳори безорӣ кард. (**Аз муаллифон**)

مُهْطِعِينَ مُقْنِعِي رُءُوسِهِمْ لَا يَرْتَدُّ إِلَيْهِمْ طَرْفُهُمْ
وَأَفْئِدَتُهُمْ هَوَاءٌ ٤٣ وَأَنذِرِ النَّاسَ يَوْمَ يَأْتِيهِمُ الْعَذَابُ
فَيَقُولُ الَّذِينَ ظَلَمُوا رَبَّنَا أَخِّرْنَا إِلَىٰ أَجَلٍ قَرِيبٍ نُّجِبْ
دَعْوَتَكَ وَنَتَّبِعِ الرُّسُلَ أَوَلَمْ تَكُونُوا أَقْسَمْتُم مِّن قَبْلُ
مَا لَكُم مِّن زَوَالٍ ٤٤ وَسَكَنتُمْ فِي مَسَاكِنِ الَّذِينَ ظَلَمُوا
أَنفُسَهُمْ وَتَبَيَّنَ لَكُمْ كَيْفَ فَعَلْنَا بِهِمْ وَضَرَبْنَا لَكُمُ
الْأَمْثَالَ ٤٥ وَقَدْ مَكَرُوا مَكْرَهُمْ وَعِندَ اللَّهِ مَكْرُهُمْ
وَإِن كَانَ مَكْرُهُمْ لِتَزُولَ مِنْهُ الْجِبَالُ ٤٦ فَلَا
تَحْسَبَنَّ اللَّهَ مُخْلِفَ وَعْدِهِ رُسُلَهُ إِنَّ اللَّهَ عَزِيزٌ
ذُو انتِقَامٍ ٤٧ يَوْمَ تُبَدَّلُ الْأَرْضُ غَيْرَ الْأَرْضِ وَالسَّمَاوَاتُ
وَبَرَزُوا لِلَّهِ الْوَاحِدِ الْقَهَّارِ ٤٨ وَتَرَى الْمُجْرِمِينَ يَوْمَئِذٍ
مُّقَرَّنِينَ فِي الْأَصْفَادِ ٤٩ سَرَابِيلُهُم مِّن قَطِرَانٍ وَتَغْشَىٰ
وُجُوهَهُمُ النَّارُ ٥٠ لِيَجْزِيَ اللَّهُ كُلَّ نَفْسٍ مَّا كَسَبَتْ
إِنَّ اللَّهَ سَرِيعُ الْحِسَابِ ٥١ هَٰذَا بَلَاغٌ لِّلنَّاسِ وَلِيُنذَرُوا بِهِ
وَلِيَعْلَمُوا أَنَّمَا هُوَ إِلَٰهٌ وَاحِدٌ وَلِيَذَّكَّرَ أُولُو الْأَلْبَابِ ٥٢



43 Рӯзе, ки мардум аз қабрашон шитобон ба сӯи даъваткунанда бармехезанд, сарашонро бардошта, аз тарс ба сӯи осмон менигаранд, чашмашон ба сӯяшон барнамегардад, балки аз шиддатнокии он чи мебинанд, кушодаи беҳаракат монда ва қалбашон аз даҳшати саҳнаи он рӯза холӣ буда, ақлу фаҳм надорад.

44 Ва эй Паёмбар, уммати худро аз омадани азоби рӯзи қиёмат битарсон. Он рӯз касоне, ки бо анҷоми куфру ширк бар ҷони хештан ситам кардаанд, мегӯянд: "**Эй Парвардигори мо, бароямон мӯҳлат бидеҳ ва азобро аз мо ба таъхир гузошта, моро барои як муддати кӯтоҳ ба дунё баргардон, то ба Ту имон биёрем ва аз паёмбарони ба сӯямон фиристодаат пайравӣ кунем**." Ба онҳо сарзанишкунон ҷавоб дода мешаванд: "**Оё шумо зиндашавии баъд аз маргро инкор карда, савганд нахӯрда будед, ки аз ҳаёти дунё ба охират интиқол намеёбед**?!

45 **Ва дар ҷои истиқомати умматҳои пеш аз шумо гузашта ба монанди қавми Ҳуду Солеҳ, ки ба сабаби кофир шудан ба Аллоҳ (ч) бар ҷони хештан ситам карданд, сукунат намудед ва бароятон чӣ гуна онҳоро ҳалок кунонидамон маълум шуд ва дар Китоби Аллоҳ (ч) барои шумо масалҳои зиёд баён сохтем, то аз он панд гиред, вале панд нагирифтед.**"

46 Ва ба дурустӣ ки ин ҷамоаи дар ҷои истиқомати умматҳои ситамкори гузашта сокин барои қатли Муҳаммади Фиристодаи Аллоҳ (ч) ва маҳви даъвати вай дасисаҳои зиёд сохтанд ва Аллоҳ (ч) дасисаи онҳоро медонад, чизе аз Ӯ пӯшида намемонад ва дасисаи онҳо нотавон буда, ба сабаби нотавонӣ на кӯҳҳо ва на ғайри онро аз ҷояш беҷо карда наметавонад. Бар хилофи тадбири Аллоҳ (ч) дар ҳаққи онҳо, ки бағоят қавӣ аст.

47 Пас, эй Паёмбар, чунин гумон мабар, ки Аллоҳ (ч) ваъдаи ба паёмбаронаш дар бораи пирӯзии дин додаи Худро хилоф мекунад. Ба дурустӣ, Аллоҳ (ч) Зоти Ғолиби Интиқомгиранда аст. Ба дӯстони Худ иззат дода, аз душманонаш ва душманони паёмбарон интиқоми сахт мегирад.

48 Ин ситонидани интиқом аз кофирон рӯзи барпошавии қиёмат ба вуқӯъ мепайвандад, рӯзе, ки ин замин ба замини сафеди поки дигар иваз мешавад ва осмонҳо ба осмонҳои дигар табдил дода мешаванд ва мардум барои истодан дар баробари Аллоҳи дар подшоҳӣ ва азамат Ягонаи Ғолиб аз қабрҳо бо ҷисм ва амалҳояшон берун шуда, намоён мегарданд.

49 Ва эй Паёмбар, рӯзе, ки замину осмонҳо ба замину осмонҳои дигар иваз шавад, баъзеи кофирону мушриконро бо баъзеи дигар дар завлонаҳо баста мебинӣ. Дасту пояшон бо занҷирҳо ба гарданҳояшон якҷо баста мешавад.

50 Либосе, ки онро мепӯшанд, аз "**Қатирон**" (**маводи оташин**) мебошад ва чеҳраи гирифтаи онҳоро оташи ҷаҳаннам фаро мегирад.

51 То Аллоҳ (ч) ба ҳар кас ҷазои некиву бадии анҷом додаашро бидиҳад. Ҳамоно Аллоҳ (ч) барои аъмоли бандагон Зудҳисоб аст.

52 Ин Қуръон барои мардум эълоне аз сӯи Аллоҳ (ч) аст ва то бо таҳдидоти дар он мавҷуд тарсонида шаванд ва то донанд, ки Маъбуди барҳақ Аллоҳ (ч) буда, ягона Ӯро парастида, аз ширк бипарҳезанд ва то соҳибони хирдаи солим аз Қуръон панд бигиранд. Зеро маҳз ҳамин соҳибхирадон аз панду ибрат манфиат мебаранд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Оятҳои карима саҳнаҳои пуризтироб, тарс, нотавонии мардум ва табдили осмонҳову замин дар қиёматро тасвир намудааст;

2.Дар ин оятҳо сахтии азобу хорие, ки рӯзи қиёмат ба кофирону исёнкорон мерасад, тавсиф шудааст;

3.Ҳар банда дар дунё дар фароҳӣ қарор дошта, ихтиёри иҷрои корҳоро дорад. Бинобар ин, бояд дар анҷоми ибодат кӯшиш намояд. Чунки вақте Аллоҳ (ч) рӯзи қиёмат зиндааш гардонад, дигар ба вай фурсат намедиҳад.

1. Калимаи "**кӯҳҳо**" бо киноя ишора бар он аст, ки Паёмбар (с) ва муъминон ҳамчун кӯҳ устуворанд ва макри душманон ба онҳо таъсир намегузорад. (**Мутарҷим**)